15 тин



НАШРИЕТИ «ИРФОН»



# В. И. ЛЕНИН



## МУЛОҲИЗАҲОИ ТАНҚИДӢ ОИД БА МАСЪАЛАИ МИЛЛӢ

## ДАР БОРАИ ҲУҚУҚИ ХУДМУАЙЯНКУНИИ МИЛЛАТҲО

## ДАР БОРАИ ИФТИХОРИ МИЛЛИИ ВЕЛИКОРОССҲО

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



В. И. ЛЕНИН

# МУЛОҲИЗАҲОИ ТАНҚИДӢ ОИД БА МАСЪАЛАИ МИЛЛӢ

# ДАР БОРАИ ҲУҚУҚИ ХУДМУАЙЯНКУНИИ МИЛЛАТҲО

# ДАР БОРАИ ИФТИХОРИ МИЛЛИИ ВЕЛИКОРОССҲО

ДУШАНБЕ
НАШРИЁТИ «ИРФОН»
1986

ББК 11.55+15.5+63.3
3К23+1МИ3+3КП1.5+37

**Ленин Владимир Ильич.**

Л 52 Мулоҳизаҳои танқидӣ оид ба масъалаи миллӣ.— Дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо. — Дар бораи ифтихори миллии великороссҳо. Душанбе, «Ирфон», 1986. 112 саҳ.

Дар ин асарҳои В. И. Ленин нишондодҳои программавии партияи марксистӣ оид ба масъалаи миллӣ: дар бораи баробарҳуқуқии миллатҳо ва ҳуқуқҳои миллатҳои майда, дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо то худи ҷудо шудани давлат, дар бораи забонҳо ва баробарҳуқуқии онҳо, дар бораи маданияти миллӣ ва мазмуни синфии он, дар бораи марказият ва автономия ва ҳоказо аз ҷиҳати илмӣ асоснок карда шудаанд. Оид ба ҳамаи ин масъалаҳо Ленин ақидаҳои оппортунистони рус ва байналхалқиро сахт танқид кард, хелҳои гуногуни миллатчигии буржуазиро фош намуд ва ба он интернационализми пролетарии собитқадамро муқобил гузошт. Вай шарҳу эзоҳ дод, ки ватандӯстиро чи гуна фаҳмидан ва онро бо интернационализм чи гуна ба ҳам пайвастан лозим аст.

**Ленин Владимир Ильич.**

Критические заметки по национальному вопросу.

Л $\frac{10102-0101020000}{М\ 501(13)-86}$ — 86 ББК 11.55+15.5+63.3(0)53+66.5+71
3К23+1МИ3+3КП1.5+37



*В. И. ЛЕНИН*

Критические заметки
по национальному вопросу
О праве наций на самоопределение
О национальной гордости великороссов

(на таджикском языке)

Муҳаррири тарҷима *У. Ҳақбердиев.* Муҳаррири техникӣ *М. Саидова.* Мусаҳҳеҳ *И. Ҳамроев*

БИ № 856

Ба матбаа 11.10.85 супурда шуд. Ба чопаш 15.07.86 имзо шуд. Формати 84×108[1]/[32]. Коғази типографии № 1. Гарнитурааш адабӣ. Чопаш барҷаста. Ҷузъи чопии шартӣ 5,8. Ҷузъи рангаи шартӣ 6,01. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 5,98. Адади нашр 4000. Супориши № 7677. Нархаш 15 тин.

Душанбе, нашриёти «Ирфон», кӯчаи Айнӣ, 126.

Матбааи № 1 Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Душанбе, хиёбони Ленин, 37.



# МУЛОҲИЗАҲОИ ТАНҚИДӢ ОИД БА МАСЪАЛАИ МИЛЛӢ[1]

Ҳоло равшан аст, ки масъалаи миллӣ дар байни масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятии Россия дар ҷои намоён қарор гирифтааст. Ҳам миллатчигии ҷангҷӯи реакция, ҳам гузаштани либерализми контрреволюционии буржуазӣ ба миллатчигӣ (хусусан ба миллатчигии великорусӣ, баъд инчунин ба миллатчигии полякӣ, яҳудӣ, украинӣ ва ғайра) ва, ниҳоят, авҷ гирифтани калавишҳои миллатчигӣ дар байни ҳар гуна социал-демократҳои «миллӣ» (яъне ғайривеликорусӣ), ки то ба дараҷаи хароб намудани программаи партия расидааст, — ҳамаи ин албатта моро водор мекунад, ки ба масъалаи миллӣ назар ба пештара зиёдтар диққат диҳем.

Ин мақола мақсади махсус дорад, ки маҳз ҳамин калавишҳои марксистон ва одамони ба ном марксистро оид ба масъалаи миллии программа дар силсилаи умумии масъалаҳо дида бароям. Дар № 29 «Северная Правда» (аз 5 сентябри соли 1913 «Либералҳо ва демократҳо дар масъалаи забонҳо»)* ба ман лозим шуда буд, ки дар бораи оппортунизми либералҳо дар масъалаи миллӣ сухан ронам; газетаи оппортунистии яҳудии «Цайт»[2] дар мақолаи ҷаноби Ф. Либман ба ин мақолаи ман бо танқид ҳуҷум оварда буд. Аз тарафи дигар, оппортунисти украини ҷаноби Лев Юркевич программаи марксистони Россияро оид ба масъалаи миллӣ танқид кард («Дзвін»[3], 1913, №№ 7—8). Ҳар дуи ин муаллиф он қадар ба масъалаҳои зиёде дахл намудаанд, ки барои ҷавоб ба онҳо ба ҷиҳатҳои гуногуни мавзӯъамон дахл кардан лозим меояд. Ва, ба назари ман, корро аз таҷдиди нашри ҳамон мақола аз «Северная Правда» шурӯъ кунем, муносибтар хоҳад буд.

---

* Ниг. Асарҳо, нашри 4, ҷилди 19, саҳ. 358—361. *Ред.*

## Либералҳо ва демократҳо дар масъалаи забонҳо

Газетаҳо ҳисоботи ҳокими Кавказро борҳо зикр намудаанд, ки он ҳисобот на рӯҳи черносотенӣ, балки рӯҳи «либерализми» беҷуръатона дорад. Зимнан, ҳоким ба русикунонии сунъӣ, яъне ба рус гардондани қавмҳои гайрирус муқобил мебарояд. Дар Кавказ *худи* намояндагони қавмҳои гайрирус кӯшиш мекунанд, ки ба фарзандонашон забони русӣ ёд диҳанд, масалан, дар мактабҳои динии арманӣ, ки дарс додани забони русӣ маҷбурӣ нест, ҳамин тавр карда мешавад.

Яке аз газетаҳои либералии дар Россия хеле машҳур «Русское Слово»[4] (№ 198) инро нишон дода, чунин хулосаи ҳаққонӣ мебарорад, ки муносибати душманона ба забони русӣ дар Россия «фақат» дар натиҷаи «ба таври сунъӣ» (гуфтан лозим буд: бо зӯрӣ) ҷорӣ намудани забони русӣ «ба амал меояд».

«Ғами тақдири забони русиро хӯрдан ҳоҷат нест. Худи вай дар тамоми Россия сазовори эътироф хоҳад шуд», — менависад газета. Ва ин гапи ҳақ аст, зеро талаботи муомилоти иқтисодӣ миллатҳоеро, ки дар як давлат зиндагӣ мекунанд (то даме ки онҳо якҷоя зиндагӣ карданро хоҳанд) ҳамеша водор месозад, ки забони аксариятро омӯзанд. Сохти Россия ҳар қадар демократитар шавад, капитализм ҳамон қадар қавитар, тезтар ва васеътар тараққӣ мекунад, талаботи муомилоти иқтисодӣ миллатҳои гуногунро ба омӯхтани забоне, ки барои алоқаҳои умумии савдо қулайтар аст, ҳамон қадар сахттар водор менамояд.

Аммо газетаи либералӣ бошитоб худро мулзам ва беиботии либералонаи худро исбот мекунад.

«Ба гумон аст, ки, — менависад вай, — ягон кас ҳатто аз муқобилони русгардонӣ эътироз намояд, ки дар Россия барин давлати бузург бояд як забони умумидавлатӣ бошад ва ин гуна забон... метавонад фақат забони русӣ бошад».

Мантиқи чаппа! Швейцарияи хурдтарак аз ин ки дар он *як* забони умумидавлатӣ не, балки се забон: немисӣ, французӣ ва итальянӣ мавҷуд аст, чизе бой намедиҳад, балки бурд мекунад. Дар Швейцария 70% аҳолӣ — немисҳо (дар Россия 43% — великороссҳо), 22% — французҳо (дар Россия 17% — украинҳо), 7% — итальянҳо (дар Россия 6% — полякҳо ва $4^1/_2$% — белорусҳо) ҳастанд. Агар итальянҳо дар Швейцария аксар вақт дар парламенти умумӣ ба забони французӣ гап зананд, онҳо ин корро на аз тарси калтаки ягон қонуни ваҳшиёнаи полициягӣ мекунанд (ин гуна қонун дар Швейцария нест), балки онҳо ин корро фақат аз ҳамин сабаб мекунанд, ки гражданинҳои маданини давлати демократӣ худашон забони барои аксарият фаҳморо беҳтар мешуморанд. Забони французиро итальянҳо бад намебинанд, зеро вай забони миллати озоди мутамаддин аст, забонест, ки бо чораҳои манфури полициягӣ ба гардан бор карда намешавад.

Пас чаро Россияи «бузурги» хеле гуногунмиллат ва ниҳоятдараҷа қафомонда барои яке аз забонҳо ягон хел имтиёз нигоҳ дошта, бояд ба тараққиёти худ *монеъ шавад?* Баръакс не-мӣ, ҷанобон либералҳо? Оё лозим нест, ки Россия, агар вай ба Европа расида гирифтанро хоҳад, бояд ба ҳама ва ҳар гуна имтиёзот ҳарчи зуррантар, ҳарчи қатъитар хотима диҳад?

Агар ҳар гуна имтиёзот барҳам хӯрад, агар бо зӯрӣ ба гардан бор кардани яке аз забонҳо бас карда шавад, он гоҳ ҳамаи славянҳо фаҳмидани забони якдигарро бо осонӣ ва зуд ёд мегиранд ва аз чунин фикри «воҳиманок», ки дар парламенти умумӣ бо ҳар гуна забонҳо нутқ карда хоҳад шуд, наметарсанд. Талаботи муомилоти иқтисодӣ бошад, ҳамон забони мамлакати маълумро, ки донистани он барои аксарият ба манфиати муносибатҳои савдо *фоиданок* аст, худ аз худ *муайян мекунад*. Ва ин муайянкунӣ бо ин ки онро аҳолии миллатҳои гуногун ихтиёран қабул мекунанд, мустаҳкамтар мешавад, ва ҳар қадар ки демократизм собитқадамонатар шавад, ҳар қадар ки аз ҳамин сабаб тараққиёти капитализм тезтар гардад, ин муайянкунӣ ҳамон қадар тезтару васеътар мешавад.

Либералҳо ба масъалаи забонҳо ҳам, чунон ки нисбат ба ҳамаи масъалаҳои сиёсӣ рафтор мекунанд, ҳамин тавр ҳамчун савдогарҳои риёкор рафтор намуда, як дасташонро (ошкоро) ба демократия, дасти дигарашонро (махфиёна) ба крепостникҳо ва одамони полиция дароз мекунанд. Мо ба имтиёзот муқобилем — гуфта дод мезанад либерал, вале махфиёна аз крепостникҳо гоҳ як имтиёз ва гоҳ имтиёзи дигареро савдогарона талош карда мегирад.

Чунин аст *ҳар гуна* миллатчигии либералӣ-буржуазӣ, — на танҳо миллатчигии великорусӣ (ки вай аз сабаби характери зӯроварӣ ва бо ҷанобон Пуришкевичҳо қаробат доштанаш аз ҳама бадтар аст), балки низ миллатчи-

тии полякӣ, яҳудӣ, украинӣ, грузинӣ ва ҳар гуна миллатчигии дигар. Буржуазияи *ҳамаи* миллатҳо ҳам дар Австрия ва ҳам дар Россия бо шиори «маданияти миллӣ» *дар амал* коргаронро аз ҳам ҷудо мекунад, демократияро қамқувват мегардонад, бо крепостникҳо дар бораи фурӯхтани ҳуқуқҳои халқ ва озодии халқ созиши савдогарона мекунад.

«Маданияти миллӣ» не, балки маданияти интернационалии демократизм ва ҳаракати коргарии умумиҷаҳонӣ шиори демократияи коргарӣ аст. Бигузор буржуазия бо ҳар гуна программаҳои «позитивии» миллӣ халқро фиреб додан гирад. Коргари бошуур ба вай чунин ҷавоб хоҳад дод: фақат як роҳи ҳалли масъалаи миллӣ ҳаст (модом, ки ин масъаларо дар дуньёи капитализм, дар дуньёи фоидабарӣ, ҷангу талош ва истисмор умуман ҳал кардан мумкин аст) ва ин роҳи ҳалли масъала — демократизми собитқадамона мебошад.

Далелҳо: Швейцария дар Европаи Ғарбӣ мамлакати дорои маданияти кӯҳна аст ва Финляндия дар Европаи Шарқӣ мамлакати дорои маданияти ҷавон аст.

Программаи миллии демократияи коргарӣ чунин аст: мутлақо ҳеҷ гуна имтиёзот надодан ба ягон миллат, ба ягон забон; ҳал кардани масъалаи худмуайянкунии сиёсии миллатҳо, яъне масъалаи бо роҳи тамомаи озодонаи демократӣ ба давлат ҷудошавии онҳо; баровардани қонуни умумидавлатӣ, ки мувофиқи он ҳар тадбире (земствогӣ, шаҳрӣ, общинагӣ ва ғайра ва ҳоказо), ки дар ягон бобат имтиёзоти яке аз миллатҳоро гузаронда, баробарҳуқуқии миллатҳо ё ҳуқуқҳои миллатҳои майдаро вайрон кунад, тадбири ғайриқонунӣ ва беэътибор эълон карда мешавад — ва ҳар як гражданини давлат ҳақ дорад талаб намояд, ки ин гуна тадбир ҳамчун тадбири зиддиконституционӣ бекор карда шавад ва касоне ки онро ба амал гузаронанд, ба ҷазои ҷиноятӣ кашида шаванд.

Ба ҷангу талоши миллии ҳар хел партияҳои буржуазӣ аз боиси масъалаҳои забон ва ғайра демократияи коргарӣ чунин талабро муқобил мегузорад: ягонагии ҳатмӣ ва комилан як шудани коргарони *ҳамаи* миллатҳо дар *ҳамаи* ташкилотҳои коргарӣ, касабавӣ, кооперативӣ, матлуботӣ, равшаннамоӣ ва ҳар гуна ташкилотҳои дигар бар хилофи ҳар гуна миллатчигии буржуазӣ. Фақат бо ҳамин гуна ягонагӣ ва якшавӣ демократияро муҳофизат намудан, манфиатҳои коргаронро ба муқобили капитал, — ки он ҳоло интернационалӣ шудааст ва торафт бештар интернационалӣ мешавад, — ҳимоя кардан, манфиатҳои тараққиёти инсониятро ба сӯи сохти нави ҳаёт, ки он сохт ба ҳар гуна имтиёзот ва ҳар гуна истисмор бегона аст, ҳимоя намудан мумкин аст.

## 2. «Маданияти миллӣ»

Чунон ки хонанда мебинад, мақолаи «Северная Правда» дар яке аз мисолҳо, яъне дар масъалаи забони умумидавлатӣ, бесуботӣ ва оппортунизми буржуазияи либералиро, ки дар масъалаи миллӣ ба крепостникҳо ва одамони полиция ҳамдастӣ мекунад, шарҳу эзоҳ медиҳад. Ҳар кас мефаҳмад, ки буржуазияи либералӣ ғайр аз масъалаи забони умумидавлатӣ боз дар бобати як қатор масъалаҳои ба он монанд низ ҳамон қадар хоинона, риёкорона ва кундзеҳнона (ҳатто аз нуқтаи назари манфиатҳои либерализм) рафтор мекунад.

Аз ин ҷо хулоса чист? Хулоса ин аст, ки *ҳар гуна* миллатчигии буржуазии либералӣ ба муҳити коргарон фисқу фуҷури хеле зиёд меоварад, ба кори озодӣ ва ба кори муборизаи синфии пролетариат зарари калон мерасонад. Ин алалхусус бо он хатарнок аст, ки тамоили буржуазӣ (ва буржуазӣ-крепостноӣ) бо шиори «маданияти миллӣ» *рӯпӯш карда мешавад*. Бо номи маданияти миллӣ — великорусӣ, полякӣ, яҳудӣ, украинӣ ва ғайра — черносотенцҳо ва клерикалҳо ва баъд буржуаҳои *ҳамаи* миллатҳо ҳам, корҳои реакционӣ ва ифлосе карда мегарданд.

Факти ҳаёти миллии ҳозира, агар ба он ба таври марксистӣ, яъне аз нуқтаи назари муборизаи синфӣ нигоҳ кунем, агар шиорҳоро на бо «принципҳои умумӣ», декламацияҳо ва гапҳои хушку холӣ, балки бо манфиатҳо ва сиёсати синфҳо муқоиса кунем, ана ҳамин тавр аст.

Шиори маданияти миллӣ ин фиреби буржуазӣ (ва аксар вақт инчунин фиреби черносотенӣ-клерикалӣ) аст. Шиори мо маданияти интернационалии демократизм ва ҳаракати коргарии умумиҷаҳонӣ мебошад.

Дар ин ҷо бундчӣ[5] ҷаноби Либман якбора ба ҷанг даромада, бо чунин ифодаи сахт ба ман зарба доданӣ мешавад:

«Ҳар касе, ки бо масъалаи миллӣ ақаллан андаке ошно бошад, медонад, ки маданияти интернационалӣ маданияти интернационалӣ* (маданияти бе шакли миллӣ) нест; маданияти ин-

* *Интер* — байни; ин — ғайри; интернационалӣ, яъне байналмилалӣ, байналхалқӣ аст; инационалӣ, яъне ғайримиллӣ, ғайрихалқӣ, бемиллият, бехалқ мебошад.

националӣ, ки бояд на русӣ бошад, на яхудӣ, на полякӣ, балки фақат маданияти соф бошад, ин чизи бемаънист; идеяҳои интернационализм маҳз ба синфи коргар фақат дар ҳамон вақт наздик шуда метавонанд, ки онҳо ба забоне, ки коргар бо он забон гап мезанад ва ба шароити конкретии миллие, ки коргар дар он зиндагӣ мекунад, мувофиқ шуда бошанд; коргар нисбат ба вазъият ва инкишофи маданияти миллии худ набояд бепарво бошад, чунки ба воситаи ҳамин маданият ва танҳо ба воситаи он коргар имконият меёбад, ки дар «маданияти интернационалии демократизм ва ҳаракати коргарии умумиҷаҳонӣ» иштирок намояд. Ин кайҳо боз маълум бошад ҳам, аммо В. И. инро донистан намехоҳад...»

Ба ин муҳокимаронии ба Бундчӣ хос, ки чунон мебинед, тезиси марксистии пешниҳодкардаи маро хароб карданист, чуқур фикр кунед. Ҷаноби Бундчӣ бо қиёфаи фавқулодда худбоварона, ҳамчун одаме, ки «бо масъалаи миллӣ ошност», ақидаҳои муқаррарии буржуазиро ба сифати ҳақиқатҳои «кайҳо боз маълуме» ба мо пешниҳод мекунад.

Бале, маданияти интернационалӣ маданияти ғайримиллӣ нест, Бундчии мӯҳтарам. Ҳеҷ кас инро нагуфтааст. Ҳеҷ кас маданияти «софи» на полякиро эълон кардааст, на яхудӣ, на русӣ ва ҳоказоро, пас гапҳои хушку холии шумо фақат кӯшиши дур кашидани диққати хонанда ва бо калимаҳои дабдабанок рӯпӯш кардани моҳияти кор аст.

Дар *ҳар як* маданияти миллӣ лоақал *унсурҳои* инкишофнаёфтаи маданияти демократӣ ва социалистӣ мавҷуданд, зеро дар ҳар як миллат оммаи меҳнаткаш ва истисморшаванда ҳаст, ки шароити зиндагонии вай ногузир идеологияи демократӣ ва социалистиро ба вуҷуд меоварад. Аммо дар *ҳар як* миллат маданияти буржуазӣ (ва аксаран боз маданияти черносотенӣ ва клерикалӣ) ҳам ҳаст — ва дар айни ҳол ин дар шакли танҳо «унсурҳо» не, балки дар шакли маданияти *ҳукмрон* мебошад. Бинобар ин «маданияти миллӣ» умуман маданияти помещикон, попҳо, буржуазия *мебошад*. Ин ҳақиқати асосиро, ки ба марксист тамоман маълум аст, Бундчӣ хира карда монда, як қатор калимаҳои бемаънои худашро «гуфтааст», яъне дар амал ӯ *ба ҷои он ки* фарқи синфиро ошкор карда ва фаҳмонда диҳад, онро ба хонанда торик карда мондааст. *Дар амал* Бундчӣ ҳамчун буржуа рафтор кардааст, ки тамоми манфиати ӯ паҳн кардани бовариро ба маданияти миллии ғайрисинфӣ талаб менамояд.



Мо шиори «маданияти интернационалии демократизм ва ҳаракати коргарии умумиҷаҳонӣ»-ро ба миён гузошта, *аз ҳар як* маданияти миллӣ *фақат* унсурҳои демократӣ ва социалистии онро мегирем, *фақат* ва *ҳатман* онҳоро бар хилофи маданияти буржуазӣ, бар хилофи миллатчигии буржуазии *ҳар як* миллат мегирем. Ҳеҷ як демократ ва алалхусус ҳеҷ як марксист баробарҳуқуқии забонҳоро ё зарурияти ба забони модарӣ бо буржуазияи «худ» баҳс кардан, зарурияти ба деҳқонон ва мещанҳои «худ» пропаганда кардани идеяҳои зиддиклерикалӣ ё зиддибуржуазиро инкор намекунад — дар ин бора ҳоҷати гап ҳам нест, Бундчӣ бо ин ҳақиқатҳои баҳснопазир чизи баҳснокро, яъне худи моҳияти ҳақиқии масъаларо пардапӯш мекунад.

Масъала чунин аст: оё ба марксистон равост, ки шиори маданияти миллиро, ошкоро ё бо роҳҳои дигар, ба миён гузоранд, ё ки ба ҳамаи хусусиятҳои маҳаллӣ ва миллӣ «мувофиқ шуда», ҳатман *ба муқобили вай* шиори *интернационализми* коргаронро ба ҳамаи забонҳо тарғиб кунанд.

Аҳамияти шиори «маданияти миллӣ» бо ваъда ё бо нияти неки ягон интеллигентчае, ки ин шиорро «ба маънои гузарондани маданияти интернационалӣ» ба воситаи он шарҳ додани бошад, муайян намегардад. Ба масъала ин тавр нигоҳ кардан субъективизми бачагона мебуд. Аҳамияти шиори маданияти миллӣ бо таносуби объективии ҳамаи синфҳои мамлакати маълум ва ҳамаи мамлакатҳои дунё муайян мегардад. Маданияти миллии буржуазия *факт* аст (зимнан такрор мекунам, буржуазия дар ҳама ҷо бо помещикон ва попҳо созиш мекунад). Миллатчигии ҷангҷӯи буржуазӣ, ки коргаронро кундзеҳн мекунад, фиреб медиҳад ва аз ҳам ҷудо мекунад, то ки онҳоро аз қафои буржуазия барад, — чунин аст факти асосии замони ҳозира.

Касе, ки мехоҳад ба пролетариат хизмат кунад, вай бояд бар зидди миллатчигии буржуазии ҳам *«худӣ»* ва ҳам бегона бемайлон мубориза бурда, коргарони ҳамаи миллатҳоро муттаҳид намояд. Касе, ки шиори маданияти миллиро ҳимоя мекунад, — ҷои ӯ дар байни мещанҳои миллатчӣ аст, на ин ки дар байни марксистон.

Як мисоли конкретӣ гиред. Оё марксисти великорус шиори маданияти миллӣ, великорусиро қабул карда метавонад? Не. Ин гуна одамро дар байни миллатчиён ҷой додан лозим аст, на ин ки дар байни марксистон. Кори

мо ин аст, ки бар зидди маданияти миллии ҳукмрон, черносотенӣ ва буржуазии великороссҳо мубориза бурда, дар айни ҳол ҳамон ҷанинҳоеро, ки дар таърихи ҳаракати демократӣ ва коргарии мо ҳам мавҷуданд, фақат дар рӯҳи интернационалӣ ва бо коргарони мамлакатҳои дигар зич иттифоқ баста инкишоф диҳем. Ба муқобили помещикон ва буржуаи великорусии худ, бар зидди «маданияти» он дар роҳи интернационализм мубориза бурдан, ба хусусиятҳои Пуришкевичҳо ва Струвеҳо «мувофиқ шуда» мубориза бурдан, — ин аст вазифаи ту, на ин ки тарғиб кардани шиори маданияти миллӣ, на ин ки роҳ додан ба ин шиор.

Ба миллати аз ҳама бештар мазлум ва азобдида, ба миллати яҳудӣ низ худи ҳамин гап дахл дорад. Маданияти миллии яҳудӣ шиори раввинҳо ва буржуа аст, шиори душманони мост. Аммо дар маданияти яҳудӣ ва дар тамоми таърихи яҳудиён унсурҳои дигаре ҳам мавҷуданд. Аз $10^1/_2$ миллион нафар яҳудиёни тамоми ҷаҳон андаке зиёдтар аз нисфашон дар Галиция ва Россия, дар ин мамлакатҳои ақибмонда ва нимваҳшӣ зиндагонӣ мекунанд, ки онҳо яҳудиёнро бо *зӯрӣ* дар ҳолати каста нигоҳ медоранд. Нисфи дигарашон дар ҷаҳони мутамаддин зиндагонӣ мекунанд, ва дар он ҷо яҳудиён кастаи алоҳида нестанд. Дар он ҷо хислатҳои бузурги оламшумули прогрессивии маданияти яҳудӣ: интернационализми он, ба ҳаракатҳои пешқадами замон хайрхоҳ будани он равшан зоҳир шудаанд (фоизи яҳудиён дар ҳаракати демократӣ ва пролетарӣ дар ҳама ҷо назар ба фоизи яҳудиён умуман дар сафи аҳолӣ зиёдтар аст).

Касе, ки бевосита ё бавосита шиори «маданияти миллии» яҳудиро ба миён мегузорад, вай (ҳар чӣ хел ниятҳои нек дошта бошад ҳам) — душмани пролетариат, тарафдори зиндагонии *кӯҳна* ва *кастагии* яҳудиён, ёрдамчии раввинҳо ва буржуа мебошад. Баръакс, он яҳудиёни марксисте, ки дар ташкилотҳои интернационалии марксистӣ бо коргарони рус, литвагӣ, украин ва дигар коргарон як шуда, ба кори барпо намудани маданияти интернационалии ҳаракати коргарӣ ҳиссаи худро (ҳам ба таври русӣ ва ҳам ба таври яҳудӣ) мегузоранд, он яҳудиён — бар хилофи сепаратизми Бунд — ба муқобили шиори «маданияти миллӣ» мубориза бурда, беҳтарин анъанаҳои яҳудиёнро давом медиҳанд.

Миллатчигии буржуазӣ ва интернационализми пролетарӣ — ана ду шиори ба ҳамдигар душмани оштинопазир, ки ба ду лагери бузурги синфии тамоми дунёи капиталистӣ мувофиқанд ва *ду* сиёсатро (зиёда аз он: ду ҷаҳонбиниро) дар масъалаи миллӣ ифода мекунанд. Бундчиён шиори маданияти миллиро ҳимоя карда, дар асоси он як плани калон ва программаи амалии «автономияи маданӣ-миллӣ» номдоштае сохта, *дар амал* миллатчигии буржуазиро дар байни коргарон ҷорӣ мекунанд.

## 3. Хӯсаи миллатпарастонаи «ассимиляторчигӣ»

Масъалаи ассимиляторчигӣ*, яъне хусусиятҳои миллии худро гум кардан, ба дигар миллат мубаддал шудан имкон медиҳад, ки оқибатҳои калавишҳои миллатчиёнаи бундчиён ва ҳамфикрони онҳоро равшан тасаввур намоем.

Ҷаноби Либман даъвоҳои муқаррарӣ, дурусттараш, усулҳои бундчиёнро дуруст нақл ва такрор карда, талаби дар ташкилотҳои ягонаи коргарӣ муттаҳид ва якҷоя шудани коргарони ҳамаи миллатҳои давлати муайянро (ба болотар ба охири мақолаи «Северная Правда» нигоҳ кунед) *«сафсатаи кӯҳнаи ассимиляторчигӣ»* номидааст.

«Аз ин рӯ, — мегӯяд ҷаноби Ф. Либман дар хусуси хулосаи мақолаи «Северная Правда», — ба саволи: шумо аз кадом миллат? коргар бояд: ман социал-демократ гуфта ҷавоб диҳад».

Бундчии мо инро баландтарин дараҷаи заковат мешуморад. Дар ҳақиқати ҳол ӯ *бо ин гуна* заковат ва дар борон «ассимиляторчигӣ» додзаниҳояш, ки *ба муқобили* шиори собитқадамона-демократӣ ва *марксистӣ равона шудаанд*, худашро тамоман фош карда мемонад.

Капитализми тараққӣ кардаистода дар масъалаи миллӣ ду тамоили таърихиро медонад. Тамоили якум: бедор шудани ҳаёти миллӣ ва ҳаракатҳои миллӣ, мубориза бурдан ба муқобили ҳар гуна зулми миллӣ, барпо намудани давлатҳои миллӣ. Тамоили дуюм: тараққӣ ёфтан ва зуд-зуд ба амал омадани ҳар гуна муносибатҳо дар байни миллатҳо, афтонда шудани деворҳои миллӣ, барпо карда шудани ягонагии интернационалии капитал, умуман ҳаёти иқтисодӣ, сиёсат, илм ва ғайра.

Ҳар ду тамоил моҳияти қонуни ҷаҳонии капитализм мебошанд. Тамоили якум бештар дар ибтидои тараққи-

* Айнан маъноаш — монандшавӣ, айниятдор будан.

ёти капитализм дида мешавад, тамоили дуюм капитализми ба ҳадди камол расида ва рӯ ба сӯи мубаддалшавии ба ҷамъияти социалистӣ доштаро нишон медиҳад. Программаи марксистон оид ба масъалаи миллӣ ҳар дуи ин тамоилҳоро ҳам ба назари эътибор гирифта, аввалан, баробарҳуқуқии миллатҳо ва забонҳоро, дар ин бобат ноҷоиз будани ҳар гуна *имтиёзҳоро* (инчунин ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳоро, ки дар ин бора дар поён алоҳида сухан ронда мешавад) ҳимоя мекунад, сониян, принципи интернационализм ва бар зидди гирифтор карда шудани пролетариат ба миллатчигии буржуазӣ, агарчӣ ин миллатчигӣ хеле нозук бошад ҳам, муборизаи оштинопазир бурданро ҳимоя мекунад.

Саволе мебарояд, ки вақте ки бундчии мо ба осмон нигоҳ карда ба муқобили «ассимиляторчигӣ» аррос мезанад, ӯ дар чӣ хусус сухан меронад? Ӯ дар ин ҷо аз хусуси ҷабру зулми муқобили миллатҳо, аз хусуси *имтиёзоти* яке аз миллатҳо сухан ронда *наметавонист*, зеро дар ин ҷо умуман калимаи «ассимиляторчигӣ» мувофиқ намеояд; — зеро ҳамаи марксистон, ҳам ҷудо-ҷудо ва ҳам мисли як воҳиди томи расмӣ, ҳатто андаке содир шудани ҷабру зулм ва нобаробарҳуқуқии миллиро тамоман ба таври муайян ва кушоду равшан маҳкум кардаанд; — зеро, ниҳоят, дар мақолаи «Северная Правда» ҳам, ки ба вай бундчӣ ҳамла овардааст, ин фикри умумимарксистӣ бо қатъияти тамом ифода гардидааст.

Не. Дар ин ҷо хилаю найранг кор намеояд. Ҷаноби Либман «ассимиляторчигӣ»-ро маҳкум карда, инро *на* ҷабру зулм медонист, *на* нобаробарҳуқуқӣ, *на* имтиёз. Оё вақте ки аз мафҳуми ассимиляторчигӣ ҳар гуна ҷабру зулм ва ҳар гуна нобаробарҳуқуқӣ хориҷ карда шавад, дар вай ягон чизи реалӣ боқӣ мемонад?

Албатта, мемонад. Ҳамон тамоили умумиҷаҳонии таърихии капитализм барои афтондани деворҳои миллӣ, барои барҳам додани фарқҳои миллӣ, барои *ассимиляция шудани* миллатҳо боқӣ мемонад, ки ин тамоил дар баробари ҳар даҳсола торафт зӯртар намоён мегардад ва яке аз бузургтарин ҳаракатдиҳандаҳое мебошад, ки капитализмро ба социализм мубаддал мегардонанд.

Касе, ки баробарҳуқуқии миллатҳо ва забонҳоро эътироф ва ҳимоя намекунад, касе, ки ба муқобили ҳар гуна зулм ё нобаробарҳуқуқии миллӣ мубориза намебарад, вай марксист нест, вай ҳатто демократ ҳам нест. Ин бешубҳа аст. Аммо инаш ҳам бешубҳа аст, ки ҳамон гӯё марк-



систе, ки марксисти миллати дигарро барои «ассимиляторчигӣ» беҳад дашном медиҳад, дар амал фақат *мещанини миллатчӣ* мебошад. Ҳамаи бундчиён ва (чунон ки ҳозир хоҳем дид) ҷанобон Л. Юркевич, Донцов ва шарикони онҳо барин национал-социалҳои украин аз қабили ҳамин гурӯҳи одамони беобрӯ мебошанд.

Барои конкретона нишон додани тамоми моҳияти реакционии ақидаҳои ин мещанҳои миллатчӣ се хел далел меоварем.

Ба муқобили «ассимиляторчигии» марксистони ортодоксалии Россия аз ҳама бисьёртар умуман миллатчиёни яҳудии Россия ва аз он ҷумла, хусусан бундчиён дод мезананд. Лекин, чи тавре ки аз далелҳои дар боло зикршуда намоён аст, аз $10^{1}/_{2}$ миллион нафар яҳудиёни тамоми дуньё *қариб нисфашон* дар ҷаҳони *мутамаддин*, дар шароити «ассимиляторчигии» *хеле зиёд* зиндагонӣ мекунанд, ва ҳол он ки фақат яҳудиёни бадбахт, мазлум, беҳуқуқ ва аз тарафи Пуришкевичҳо (Пуришкевичҳои рус ва поляк) пахш кардашудаи Россия ва Галиция дар шароити «ассимиляторчигии» *хеле кам*, дар шароити ҷудоии хеле зиёд, то ҳатто «дар доираи маҳдуди истиқомат», «нормаи процентӣ» ва дигар аҷоиботу гароиботи пуришкевичӣ зиндагонӣ мекунанд.

Яҳудиён дар ҷаҳони мутамаддин миллат нестанд, онҳо аз ҳама бисьёртар ассимиляция шуда рафтаанд, — мегӯянд К. Каутский ва О. Бауэр. Яҳудиёни Галиция ва Россия миллат нестанд, онҳо мутаассифона (ва на бо айби худашон, балки бо айби Пуришкевичҳо), дар ин ҷойҳо ҳанӯз *каста* мебошанд. Чунин аст мулоҳизаи баҳснопазири одамоне, ки бешубҳа таърихи яҳудиёнро медонанд ва фактҳои дар боло зикршударо ба назар мегиранд.

Ин фактҳо чиро нишон медиҳанд? Ҳаминро нишон медиҳанд, ки ба муқобили «ассимиляторчигӣ» фақат мещанҳои реакционии яҳудие дод зада метавонанд, ки онҳо мехоҳанд чархи таърихро ақиб гардонда, онро маҷбур намоянд, ки на аз тартиботи Россия ва Галиция ба сӯи тартиботи Париж ва Нью-Йорк, балки баръакс равад.

Беҳтарин одамони дар таърихи ҷаҳон шӯҳрат пайдокардаи яҳудӣ, ки дохиёни пешқадами демократия ва социализмро ба дуньё додаанд, ҳеҷ вақт ба муқобили ассимиляторчигӣ дод намезаданд. Фақат мухлисона мушоҳидакунандагони «пушти сари» яҳудиён ба муқобили ассимиляторчигӣ дод мезананд.

Дар бораи ба чӣ андоза рафта истодани умуман про-

цесси ассимиляцияи миллатҳо дар шароити ҳозираи капитализми пешқадам, масалан, аз рӯи маълумотҳои ба Штатҳои Муттаҳидаи Америкаи Шимолӣ муҳоҷираткунӣ тасаввуроти тахминӣ пайдо кардан мумкин аст. Европа рухсат додааст, ки дар муддати 10 сол, яъне дар солҳои 1891—1900 — 3,7 миллион одам, дар зарфи нӯҳ сол, яъне солҳои 1901—1909 — 7,2 миллион одам ба он ҷо раванд. Аз рӯи барӯйхатгирии соли 1900 дар Штатҳои Муттаҳида зиёда аз 10 миллион нафар хориҷиён буданд. Штати Нью-Йорк, ки дар он ҷо аз рӯи худи ҳамон барӯйхатгирӣ зиёда аз 78 ҳазор австриягиҳо, 136 ҳазор англисҳо, 20 ҳазор французҳо, 480 ҳазор немисҳо, 37 ҳазор венгерҳо, 425 ҳазор ирландиҳо, 182 ҳазор итальянҳо, 70 ҳазор полякҳо, 166 ҳазор аз Россия (қисми бисёрашон яҳудиён), 43 ҳазор шведҳо ва ғайра буданд, — ба оҳёбе монанд аст, ки фарқҳои миллиро кӯфта миллатҳоро аралаш мекунад. Ва он чи ки ба андозаи бузурги интернационалӣ дар Нью-Йорк ба амал омада истодааст, дар *ҳар як* шаҳри калон ва посёлкаи фабрикӣ низ рӯй медиҳад.

Касе, ки ба хурофоти миллатчигӣ нағӯтида бошад, вай дар ин процесси аз тарафи капитализм ассимиляция карда шудани миллатҳо прогресси хеле бузурги таърихиро, барҳам хӯрдани ақибмонии миллии ҷойҳои хилвати гуногуни дурдастро — хусусан дар Россия барин мамлакатҳои қафомонда — надида наметавонад.

Россия ва муносибати великороссҳоро ба украинҳо мисол гиред. Албатта, ҳар як демократ, ҳоло дар бораи марксист ҳоҷати гап ҳам нест, ба муқобили бениҳоят таҳқир карда шудани украинҳо мубориза қатъӣ бурда, баробарҳуқуқии комили онҳоро талаб хоҳад кард. Аммо алоқа ва иттифоқи пролетариати украин ва великорусро, ки ҳозир, дар доираи як давлат мавҷуд аст, *суст кардан* — ин ба социализм рӯирост хиёнат ва *ҳатто* аз нуқтаи назари «вазифаҳои миллии» буржуазии украинҳо ҳам сиёсати аҳмақона мебуд.

Ҷаноби Лев Юркевич, ки худро низ «марксист» меномад (Маркси бечора!), намунаи ин сиёсати аҳмақонаро нишон медиҳад. Дар соли 1906, — менависад ҷаноби Юркевич, — Соколовский (Басок) ва Лукашевич (Тучанский) мегуфтанд, ки пролетариати украин тамоман рус шудааст ва ба вай ташкилоти алоҳидае лозим нест. Ҷаноби Юркевич *дар бобати моҳияти масъала* ягон факт овардани ҳам нашуда, барои ин ба ҳар дуи онҳо дармеафтад ва девонавор — тамоман бо рӯҳи миллатчигии хеле



пасттинат, бефаросат ва реакционӣ — аррос зада мегӯяд, ки ин «бефаъолиятии миллӣ» аст, «ин аз миллат дасткашӣ» аст, ин одамон «марксистони украинро ба қисмҳо ҷудо кардаанд (!!)» ва ҳоказо. Дар мо ҳозир, бо вуҷуди «баланд шудани шуури миллии украинии байни коргарон», *ақаллияти* коргарон «аз ҷиҳати миллӣ шуурноканд», аксарият бошад, — бовар кунонданӣ мешавад ҷаноби Юркевич, — «ҳанӯз дар зери таъсири маданияти Россия аст». Ва кори мо, — хитоб мекунад мещанини миллатчӣ, — «аз паи омма рафтан не, балки оммаро аз қафои худ бурдан, ба омма вазифаҳои миллиашро (национальна справааиро) фаҳмондан аст» («Дзвін», саҳ. 89).

Ҳамаи ин муҳокимаронии ҷаноби Юркевич муҳокимаронии тамоман миллатчигии буржуазӣ аст. Аммо ҳатто аз нуқтаи назари миллатчиёни буржуазӣ ҳам, ки баъзе аз онҳо баробарҳуқуқии комил ва автономияи Украинаро, дигарҳояшон давлати мустақили Украинаро мехоҳанд, ин муҳокимаронӣ ба танқид ҳам намеарзад. Синфи помещикони миллатҳои великорус ва поляк ва баъд буржуазияи худи ҳамин ду миллат душмани майлҳои озодихоҳонаи украинҳо мебошанд. Кадом қувваи ҷамъиятӣ қобил аст, ки ба ин синфҳо зарба диҳад? Даҳсолаи аввали асри XX амалан чунин ҷавоб дод: ин қувва фақат синфи коргар аст, ки деҳқонони демократиро аз қафои худ мебарад. Ҷаноби Юркевич қувваи ҳақиқатан демократиро, ки дар сурати ғалаба кардани он ҷабру зулми миллӣ номумкин мегардид, аз ҳама ҷудо ва бо ҳамин суст карданӣ шуда, на танҳо умуман ба манфиатҳои демократия, балки ба манфиатҳои ватани худ — Украина ҳам хиёнат мекунад. Агар пролетарҳои великорус ва украин муттаҳид шуда амал кунанд, Украинаи озод *имконпазир аст*, агар ин гуна муттаҳидӣ набошад, дар бораи Украинаи озод ҳоҷати гап ҳам нест.

Аммо марксистон бо нуқтаи назари миллии буржуазӣ маҳдуд намешаванд. Чандин даҳҳо сол боз процесси тараққиёти хеле тези иқтисодии ҷануб, яъне Украина, ба куллӣ муайян гардидааст, ки вай аз Великороссия даҳҳо ва садҳо ҳазор деҳқонон ва коргаронро ба мулкҳои капиталистӣ, ба конҳо, ба шаҳрҳо ҷалб менамояд. Факти «ассимиляция» шудани пролетариати великорус ва украин — дар ҳамин доираҳо — бешубҳа аст. *Ва ин* факт *албатта* прогрессивӣ аст. Капитализм ба ҷои мужики кундзеҳн, ақибмонда ва қишлоқнишини хирсвор ёбони великоросс ё украин пролетариати серҳаракатро мегузо-

рад, ки шароити зиндагонии вай маҳдудияти махсуси миллии ҳам великорусӣ ва ҳам украиниро дарҳам мешиканад. Фарз кунем, бо мурури замон дар байни Великороссия ва Украина сарҳади давлатӣ пайдо мешавад,— дар он сурат ҳам таърихан прогрессивӣ будани «ассимиляцияи» коргарони великорус ва украин бешубҳа хоҳад буд, ҳамчуноне ки аралаш шудани миллатҳо дар Америка прогрессивӣ мебошад. Украина ва Великороссия ҳар қадар озодтар шаванд, тараққиёти капитализм ҳамон қадар *васеътар ва тезтар* мегардад, ки вай дар он вақт коргарони *ҳамаи* миллатҳоро аз тамоми вилоятҳои давлат ва аз ҳамаи давлатҳои ҳамсоя (агар Россия нисбат ба Украина давлати ҳамсоя шуда монад), оммаи коргаронро боз ҳам бештар ба шаҳрҳо, ба конҳо, ба заводҳо, ҷалб мекунад. Ҷаноби Лев Юркевич ҳамчун буржуаи ҳақиқӣ ва дар айни ҳол буржуаи кӯтоҳандеш, маҳдуд ва кундзеҳн, яъне ҳамчун мещанин рафтор мекунад, ки барои муваффақияти яклаҳзагии справаи миллии украинӣ шуда манфиатҳои алоқа кардан, як шудан, ассимиляция шудани *пролетариати* ду миллатро дур мепартояд. Аввал — вазифаи миллӣ, баъд — вазифаи пролетарӣ, мегӯянд миллатчиёни буржуазӣ ва аз паи онҳо ҷанобон Юркевичҳо, Донцовҳо ва ҳамин гуна марксистони ношуд. Вазифаи пролетарӣ аз ҳама муқаддам аст, мегӯем мо, зеро вай на танҳо манфиатҳои бардавом ва куллии меҳнат ва манфиатҳои инсониятро, балки манфиатҳои демократияро ҳам таъмин мекунад, бе демократия на Украинаи автономӣ мумкин аст ва на Украинаи мустақил.

Ниҳоят, аз муҳокимаи фавқулоддаи пур аз гапҳои аҷоибу гароиби миллатчиёнаи ҷаноби Юркевич боз инро ҳам қайд кардан лозим аст. Ақаллияти коргарони украин аз ҷиҳати миллӣ шуурноканд, мегӯяд ӯ, — «аксарият ҳанӯз дар зери таъсири маданияти рус аст» (більшість перебувае ще під впливом російськоі культури).

Вақте ки сухан дар бораи пролетариат меравад, тамоми маданияти украиниро ба тамоми маданияти великорусӣ муқобил гузоштан — ин яъне хеле беҳаёёна ба фоидаи миллатчигии буржуазӣ амал намуда, ба манфиатҳои пролетариат хиёнат кардан аст.

Дар ҳар як миллати ҳозиразамон ду миллат ҳаст — мегӯем мо ба ҳамаи национал-социалҳо. Дар ҳар як маданияти миллӣ ду маданияти миллӣ ҳаст. Маданияти великорусии Пуришкевичҳо, Гучковҳо ва Струвеҳо мавҷуд аст, — аммо маданияти великорусие низ вуҷуд дорад,



ки бо номҳои Чернышевский ва Плеханов ифода ёфтааст. Дар маданияти украинӣ ҳам *ҳамин гуна ду* маданият ҳаст, ҳамчуноне ки ин дар Германия, Франция, Англия, дар яҳудиён ва ғайра низ дида мешавад. Агар аксарияти коргарони украин дар зери таъсири маданияти великорусӣ бошанд, пас мо ба таври қатъӣ медонем, ки дар баробари идеяҳои маданияти рӯҳонигӣ ва буржуазии великорусӣ дар ин ҷо идеяҳои демократия ва социал-демократияи великорусӣ ҳам амал мекунанд. *Марксисти* украинӣ ба муқобили «маданият»-и навъи якум мубориза бурда, ҳамеша маданияти дуюмро аз он ҷудо мекунад ва ба коргарони худ мегӯяд: «ҳар гуна имконияти бо коргари бошуури великорус, бо адабиёти вай, бо доираи идеяҳои вай алоқа карданро ҳатман бо тамоми қувват ба даст оварда, истифода бурда, мустаҳкам намоед, инро манфиатҳои куллии ҳаракати коргарии *ҳам* украинӣ ва ҳам великорусӣ талаб мекунанд».

Агар марксистӣ украин ба адовати *тамоман қонунӣ ва табиие* нисбат ба великороссҳои золим *то ба ҳадде* саргарм шуда монад, ки ӯ ақаллан як қисмчаи ин адоватро, ақаллан фақат ҳисси бегонагиро ба маданияти пролетарӣ ва ба кори пролетарии коргарони великорус кӯчонад, дар он сурат ин хел марксист бо ҳамин ба ботлоқи миллатчигии буржуазӣ меафтад. Ҳамчунин, агар марксисти великорус талаби баробарҳуқуқии комили украиниҳо ё барои ташкил намудани давлати мустақил *ҳуқуқ доштани* онҳоро ақаллан ягон дақиқа ҳам фаромӯш кунад, на танҳо ба ботлоқи миллатчигии буржуазӣ, балки ба ботлоқи миллатчигии черносотенӣ ҳам меафтад.

Коргарони великорус ва украин бояд якҷоя ва, то даме ки онҳо дар як давлат зиндагонӣ мекунанд, аз ҷиҳати ташкилӣ хеле зич муттаҳид ва як шуда, маданияти умумӣ ё интернационалии ҳаракати пролетариро ҳимоя кунанд ва дар айни ҳол ба масъалаи дар ин пропаганда ба назар гирифтани *хусусиятҳои* соф маҳаллӣ ё соф миллӣ комилан босаброна муносибат намоянд. Чунин аст талаби ҳатмии марксизм. Ҳар гуна тарғиботи ҷудо кардани коргарони як миллат аз коргарони миллати дигар, ҳар гуна ҳамла овардан ба «ассимиляторчигии» марксистӣ, ҳар гуна муқобилгузорӣ дар масъалаҳое, ки ба пролетариат дахл доранд, ҳар гуна муқобилгузории умуман як маданияти миллӣ бо гӯё умуман маданияти дигари миллӣ ва ҳоказо миллатчигии *буржуазӣ* аст, ки ба муқобили он ҳатман муборизаи беамон бурдан лозим аст.

## 4. «Автономияи маданй-миллй»

Масъалаи шиори «маданияти миллй» барои марксистон на фақат аз ин сабаб аҳамияти хеле калон дорад, ки вай мазмуни идеявии тамоми пропаганда ва агитацияи моро оид ба масъалаи миллй бар хилофи пропагандаи буржуазй муайян мекунад, — балки боз аз он сабаб ҳам, ки як программаи томи автономияи миллй-маданиии овозадор дар асоси ҳамин шиор сохта шудааст.

Айби асосии принципии ин программа он аст, ки вай кӯшиш мекунад миллатчигии хеле нозук ва хеле мутлақи то ба охир расондашударо дар ҳаёт татбиқ намояд. Моҳияти ин программа чунин аст: ҳар як гражданин худро ба ин ё он миллат менависонад ва ҳар як миллат як воҳиди томи юридикй буда, ҳақ дорад ба аъзоёнаш маҷбуран хироҷ андозад, парламентҳои миллй (сеймҳо), «статс-секретарьҳои» (вазирони) миллй дошта бошад.

Татбиқи ин гуна идея нисбат ба масъалаи миллй монанди татбиқи идеяи Прудон нисбат ба капитализм аст. Капитализм ва асоси он — истеҳсолоти молиро нест кардан не, балки ин асосро аз суиистеъмолкуниҳо, аз маразҳо ва ғайра *тоза кардан;* мубодила ва арзиши мубодилавиро нест кардан не, балки, баръакс, онро «ташаккул додан», онро умумй, мутлақ, *«одилона»* гардондан, ки дар он калавишҳо, кризисҳо ва суиистеъмолкуниҳо набошад, — чунин аст идеяи Прудон.

Чи тавре ки Прудон майдабуржуазй аст, чи тавре ки назарияи ӯ мубодила ва истеҳсолоти молиро мутлақ гардонда, дурдонаи гаронбаҳо ҳисоб мекунад, ҳамин тавр назария ва программаи «автономияи маданй-миллй» ҳам, ки миллатчигии буржуазиро мутлақ мегардонад, онро дурдонаи гаронбаҳо мешуморад ва онро аз ҷабру зулм ва ноадолатиҳо тоза карданй мешавад ва ҳоказо низ майдабуржуазй аст.

Марксизм бо миллатчигй, ҳарчанд вай хеле «одилона», «покизекак», нозук ва маданй бошад ҳам, муросо намекунад. Марксизм ба ҷои ҳар гуна миллатчигй интернационализмро, дар иттиҳоди олй як шудани ҳамаи миллатҳоро мегузорад, ки ин иттиҳод дар пеши назари мо дар баробари ҳар як чақрим роҳи оҳан, дар баробари ҳар як трести байналхалқй, дар баробари ҳар як иттифоқи коргарй (ки аз ҷиҳати амалиёти иқтисодиаш, ва баъд аз ҷиҳати идеяҳояш, аз ҷиҳати майлу орзуҳояш ҳам байналхалқй аст) меафзояд.



Принципи миллият дар ҷамъияти буржуазй таърихан ногузир аст, ва, марксист ин ҷамъиятро ба назар гирифта, таърихан, қонунй будани ҳаракатҳои миллиро ба куллй эътироф менамояд. Аммо барои он ки ин эътироф ба ҳимояи миллатчигй мубаддал нагардад, лозим аст, ки вай ба таври хеле қатъй фақат аз эътироф кардани он иборат шавад, ки дар ин ҳаракатҳо чй ҷиҳати прогрессивй мавҷуд аст, — ин эътироф ба чунин аҳволе бурда нарасонад, ки шуури пролетариатро идеологияи буржуазй тира гардонда монад.

Аз ғафлати феодалй бедор шудани оммаҳо, ба муқобили ҳар гуна зулми миллй, барои соҳибихтиёрии халқ, барои соҳибихтиёрии миллат мубориза бурдани оммаҳо прогрессивй аст. Аз ин ҷо вазифаи *ҳатмии* ҳар як марксист аз он иборат аст, ки дар ҳамаи қисмҳои масъалаи миллй демократизми қатъитарин ва собитқадамтаринро ҳимоя кунад. Ин — асосан, вазифаи манфист. Лекин пролетариат наметавонад миллатчигиро аз ин зиёдтар ҳимоя кунад, зеро баъд аз ин амалиёти «позитивии» (мусбати) *буржуазия* сар мешавад, ки вай барои *мустаҳкам* намудани миллатчигй кӯшиш менамояд.

Ҳама гуна зулми феодалй, ҳама гуна зулмкунй ба миллатҳо, ҳама гуна имтиёз додан ба яке аз миллатҳо ё ба яке аз забонҳоро нест кардан — вазифаи ҳатмии пролетариат ҳамчун қувваи демократй, мақсади ҳатмии муборизаи синфии пролетарй мебошад, ки онро ҷангу талоши миллй тира гардонда, боздошта истодааст. Аммо *берун* аз ин доираи қатъиян маҳдуде, ки дар ҳадди муайяни таърихй гузошта шудааст, ба миллатчигии буржуазй ёрй расондан — ин яъне ба пролетариат хиёнат кардан ва ба тарафи буржуазия гузаштан аст. Дар ин ҷо ҳадде ҳаст, ки он аксар вақт хеле нозук мебошад ва онро национал-социалҳои бундчй ва украини тамоман фаромӯш мекунанд.

Мубориза ба муқобили ҳар гуна зулми миллй — албатта лозим аст. Мубориза *барои* умуман ҳар гуна тараққиёти миллй, *барои* «маданияти миллй» — мутлақо лозим нест. Тараққиёти иқтисодии ҷамъияти капиталистй ба мо дар тамоми ҷаҳон мисолҳои ҳаракатҳои чандон тараққинакардаи миллй, мисолҳои аз як қатор миллатҳои хурд ё бар зарари баъзе миллатҳои хурд ташкил ёфтани миллатҳои калон, мисолҳои ассимиляция шудани миллатҳоро нишон медиҳад. Принципи миллатчигии буржуазй тараққй кардани умуман миллият мебошад, аз ин

ҷост мустасногии миллатчигии буржуазӣ, аз ин ҷост ҷангу талоши беилоҷи миллӣ. Пролетариат бошад на танҳо ҳимоя кардани тараққиёти миллии ҳар як миллатро ба зимма намегирад, балки, баръакс, оммаҳоро аз ин гуна хаёлҳои хом барҳазар менамояд, озодии хеле пурраи муомилоти капиталистиро ҳимоя мекунад, ҳар гуна ассимиляцияи миллатҳоро, ба ғайр аз ассимиляцияи маҷбурӣ ё ассимиляцие, ки ба имтиёзот такья мекунад, табрик менамояд.

Миллатчигиро дар доираи маълуми «инсофан» маҳдуд мустаҳкам намудан, миллатчигиро «ташаккул додан», ба воситаи муассисаи махсуси давлатӣ дар байни ҳамаи миллатҳо девори маҳкам ва устувор гузошта, онҳоро аз якдигарашон ҷудо кардан — ин аст асоси идеявӣ ва мазмуни автономияи маданӣ-миллӣ. Ин фикр тамоман буржуазӣ ва тамоман қалбакист. Пролетариат ба ҳеҷ як мустаҳкамкунии миллатчигӣ тарафдорӣ карда наметавонад, — баръакс, вай ба ҳамаи он чи ки ба нест шудани фарқҳои миллӣ, ба афтодани деворҳои байни миллатҳо ёрӣ мерасонад, ба ҳамаи он чи ки алоқаи байни миллатҳоро зичтар ва наздиктар мекунад, ба ҳамаи он чи ки боиси як шудани миллатҳо мегардад, тарафдорӣ менамояд. Дигар хел рафтор кардан — ин яъне ба тарафи мешанини реакционии миллатчигӣ гузаштан аст.

Вақте ки лоиҳаи автономияи маданӣ-миллиро социал-демократҳои Австрия дар съезди худ дар Брюнн (соли 1899)[6] муҳокима мекарданд, ба кори аз ҷиҳати назариявӣ баҳо додан ба ин лоиҳа қариб ҳеҷ диққат дода нашуда буд. Аммо қайд кардан нандомез аст, ки ба муқобили ин программа ду далели зерин нишон дода шуда буд: 1) ин программа боиси қувват гирифтани клерикализм мегардид; 2) «дар натиҷаи он шовинизм абадӣ шуда мемонд, шовинизм ба ҳар як общинаи хурд, ба ҳар як гурӯҳи хурдтарак дохил мегардид» (саҳифаи 92-юми протоколҳои расмии съезди Брюнн ба забони немисӣ. Тарҷимаи русии он дар нашри партияи миллатчигии яҳудии «Серп»[7] мавҷуд аст).

Ҷои шубҳа нест, ки «маданияти миллӣ» дар маънои муқарраріи ин калима, яъне мактаб ва ғайра, ҳозир дар ҳамаи мамлакатҳои дунё бештар дар зери таъсири клерикалҳо ва шовинистони буржуазӣ мебошад. Вақте ки бундчиён автономияи «маданӣ-миллӣ»-ро ҳимоякунон мегӯянд, ки ташаккульёбии миллатҳо муборизаи синфиро дар дохили онҳо аз ҳар гуна мулоҳизаҳои беруна *пок* мегардонад, ин софистикаи ошкоро ва хандаовар аст. Дар ҳар гуна ҷамъияти капиталистӣ муборизаи ҷиддии синфӣ пеш аз ҳама дар соҳаи иқтисодӣ ва сиёсӣ бурда мешавад. Соҳаи мактабро *аз ин ҷо* ҷудо кардан, аввалан, утопияи бемаънист, зеро мактабро (инчунин умуман «маданияти миллиро») аз иқтисодиёт ва сиёсат ҷудо кардан мумкин нест, сонийан, маҳз ҳаёти иқтисодӣ ва сиёсии мамлакати капиталистӣ *маҷбур менамояд*, ки дар ҳар қадам деворҳои бемаънӣ ва кӯҳнашудаи байни миллатҳо ва хурофоти миллӣ нест карда шаванд, ҷудо кардани корҳои мактаб ва ҳамин гуна корҳои дигар бошад, ин айнан клерикализми «соф» ва шовинизми буржуазияи «соф»-ро якзайл нигоҳ дошта, онро тезу тунд ва қувватнок мекард.

Дар ширкатҳои акционерии капиталистони миллатҳои гуногун якҷоя нишаста, бо ҳамдигар тамоман як шуда мераванд. Дар фабрика коргарони миллатҳои гуногун якҷоя кор мекунанд. Дар вақти пайдо шудани ҳар як масъалаи ҳақиқатан ҷиддӣ ва чуқури сиёсӣ ба гурӯҳҳо ҷудошавӣ мувофиқи синфҳо рӯй медиҳад, на ин ки мувофиқи миллатҳо. Корҳои мактаб ва ҳамин гуна корҳои дигарро «аз ихтиёри давлат бароварда» ба ихтиёри миллатҳо додан — ин айнан кӯшиши аз иқтисодиёте, ки миллатҳоро якҷоя мекунад, *ҷудо кардани* соҳаи, гуфтан мумкин аст, бештар идеологии ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад, ки дар ин соҳа маданияти «соф» миллӣ ё ба таври миллӣ ривоҷ додани клерикализм ва шовинизм аз ҳама осонтар аст.

Плани автономияи «экстерриториалӣ» (автономияи ғайризаминӣ, автономияе, ки бо ҷои истиқомати ин ё он миллат вобаста нест) ё автономияи «маданӣ-миллӣ» дар сурати амалан иҷро шудани худ фақат як маъно медошт: *ба миллатҳо нигоҳ карда тақсим кардани кори мактаб*, яъне дар кори мактаб ҷорӣ намудани курияҳои миллӣ. Ин моҳияти *ҳақиқии* плани номдори Бундро равшан тасаввур кардан кифоя аст, ки кас ҳатто аз нуқтаи назари демократия ҳам тамоман реакционӣ будани ин планро фаҳмида гирад, дар бораи нуқтаи назари муборизаи синфии пролетариат барои социализм бошад, ҳоҷати гап ҳам нест.

Як мисол ва як лоиҳаи «милликунонии» кори мактаб аслии масъаларо равшан фаҳмонда медиҳад. Дар Штатҳои Муттаҳидаи Америкаи Шимолӣ то ҳол ба штатҳои шимолӣ ва ҷанубӣ тақсимшавии штатҳо дар тамоми ҳаёт

боқӣ мондааст; штатҳои шимолӣ бештар анъанаҳои озодӣ ва ба муқобили ғуломдорон мубориза бурданро доранд, дар штатҳои ҷанубӣ бештар анъанаҳои ғуломдорӣ ва боқимондаҳои таъқибкунии зангиҳо, аз ҷиҳати иқтисодӣ пахш ва аз ҷиҳати маданӣ хоркунии онҳо вуҷуд дорад (дар байни зангиҳо бесаводон 44% ва дар байни сафедпӯстон 6% мебошанд) ва ҳоказо. Масалан, дар штатҳои шимолӣ зангиҳо бо сафедпӯстҳо як ҷо, дар як мактаб мехонанд. Дар ҷануб барои зангиҳо мактабҳои алоҳида — мактабҳои «миллӣ» ё иркӣ, чи тавре ки номед, — мавҷуданд. Аз афташ, ин ягона мисоли дар амал «милликунонии» мактаб мебошад.

Дар шарқи Европа мамлакате ҳаст, ки дар он ҷо корҳои аз қабили кори Бейлис то ҳол имконпазиранд, дар он ҷо ҷанобон Пуришкевичҳо яҳудиёнро ба аҳволе гирифтор кардаанд, ки аз аҳволи зангиҳо ҳам бадтар аст. Дар ин мамлакат ба наздикӣ дар вазорат лоиҳаи *милликунонии мактабҳои яҳудӣ* пайдо шуда буд. Хушбахтона, ба гумон аст, ки ин утопияи реакционӣ ба вуҷуд бароянд, ҳамчуноне ки утопияи буржуаҳои майдаи Австрия ҳам ба вуҷуд набаромад, ки онҳо аз гузаронидани демократияи собитқадам, аз бас карда шудани ҷангу талоши миллӣ умеди худро канда, барои миллатҳо дар кори мактаб *маҳдудаҳо* ихтироъ карда буданд, то ки онҳо аз барои тақсими мактабҳо шуда бо якдигар ҷангу талош карда натавонанд..., вале барои ҷангу талоши *абадии* як «маданияти миллӣ» ба муқобили «маданияти миллии» дигар «ташаккул ёбанд».

Дар Австрия автономияи маданӣ-миллӣ бештар чизи бофтабаровардаи адибон шуда монд, ки онро худи социал-демократҳои Австрия ҳам чизи ҷиддӣ ҳисоб накарданд. Аммо дар Россия ҳамаи партияҳои буржуазии яҳудиён ва якчанд унсурҳои мещанию оппортунистии миллатҳои гуногун — масалан, бундчиён, ликвидаторҳо дар Кавказ, конференцияи партияҳои миллии равияи халқчигии чап доштаи Россия — онро ба программаи худ қабул карданд. (Ин конференция — дар қавс қайд мекунем — дар соли 1907 барпо шуда буд ва қарори он дар ҳолате қабул карда шуда буд, ки социал-революционерҳои рус ва социал-ватанпарварҳои поляк, P. P. S.[8] *бетараф истода буданд*. Бетараф истодани аҷаб усули характерноки муносибати эсерҳо ва п. п.-с-ҳост ба муҳимтарин масъалаи принципӣ дар соҳаи программаи миллӣ!)

Дар Австрия маҳз Отто Бауэр, ки калонтарин назариётчии «автономияи маданӣ-миллӣ» аст, боби махсуси китоби худро ба исбот кардани он бахшидааст, ки ин програмаро барои яҳудиён пешниҳод кардан мумкин нест. Дар Россия, маҳз дар байни яҳудиён, ҳамаи партияҳои буржуазӣ — ва балегӯи онҳо Бунд — ин программаро қабул карданд*. Ин чӣ маъно дорад? Ин чунин маъно дорад, ки таърих бо таҷрибаи сиёсии давлати дигар бемаънӣ будани чизи бофтабаровардаи Бауэрро фош кард, ҳамчуноне ки бернштейнчиёни рус (Струве, Туган-Барановский, Бердяев ва шарикони онҳо) дар натиҷаи зуд аз марксизм ба либерализм гузаштанашон асли мазмуни идеявии бернштейнчигии немисро фош карда буданд.

Автономияи «маданӣ-миллӣ»-ро на социал-демократҳои Австрия ба программаи худ қабул карданд ва на социал-демократҳои Россия. Аммо партияҳои буржуазии яҳудиён дар қафомондатарин мамлакат ва як қатор гурӯҳҳои мещании гӯё социалистӣ *онро қабул карданд*, то ки идеяҳои миллатчигии буржуазиро ба шакли нозук дар байни коргарон ҷорӣ намоянд. Худи ин факт шоҳиди ҳол аст.

---

Модоме ки ба мо лозим шуд ба программаи австриягӣ оид ба масъалаи миллӣ дахл намоем, ҳақиқатеро, ки аксар вақт бундчиён вайрон мекунанд, аз нав барқарор накардан мумкин нест. Дар съезди Брюни программаи *софи* «автономияи маданӣ-миллӣ» пешниҳод *карда шуда буд*. Ин программаи социал-демократияи славянҳои

* Ин ки бундчиён фавқулодда саргарм шуда аксар вақт факти аз тарафи *ҳамаи* партияҳои буржуазии яҳудӣ қабул карда шудани «автономияи маданӣ-миллӣ»-ро инкор мекунанд, мафҳум аст. Ин факт асли роли Бундро бехад равшан ошкор мекунад. Вақте ки яке аз бундчиён, ҷаноби Манин дар «Луч», инкоркунии худро такрор кардани шуд, ӯро Н. Скоп тамоман фош кард (нигоҳ кунед ба «Просвещение». № 3). Аммо вақте ки ҷаноби Лев Юркевич дар «Дзвін» (1913, № 7—8, саҳ. 92) аз «Просвещение», № 3, саҳ. 78) чунин ҷумлаи Н. Ск-ро иқтибос меоварад, ки: «Бундчиён — бо ҳамроҳии тамоми партияҳо ва гурӯҳҳои буржуазии яҳудӣ — кайҳо боз автономияи маданӣ-миллиро ҳимоя мекунанд» ва ӯ ин иқтибосро *таҳриф карда*, аз он калимаи «бундчиён»-ро мепартояд ва ба ҷои калимаҳои: «автономияи маданӣ-миллӣ» калимаҳои: «ҳуқуқҳои миллӣ»-ро *менависад*, кас аз ин ҳол фақат ба ҳайрат меафтад!! Ҷаноби Лев Юркевич на танҳо миллатчӣ аст, на танҳо аз таърихи социал-демократҳо ва программаи онҳо ҳайратангезона бехабар аст, балки барои фондаи Бунд *ошкоро солтакори иқтибосҳо* ҳам мебошад. Чӣ тавр бад аст аҳволи Бунд ва ҷанобон Юркевичҳо!

ҷанубӣ буда, дар § 2-юми он чунин навишта шудааст: «Ҳар як халқи сокини Австрия, сарфи назар аз территорияи ишғолкардаи аъзоёнаш, гурӯҳи автономӣ мебошад, ки вай ҳамаи корҳои миллии (забонӣ ва маданиш) худро тамоман мустақилона идора мекунад». Ин программаро на танҳо Кристан, балки Элленбогени бонуфуз ҳам ҳимоя мекард. Аммо ин програма аз миён бардошта шуда буд, зеро ба тарафдории он ягон овоз ёфт нашуда буд. Программаи *территориалистӣ*, яъне программае қабул карда шуда буд, ки вай *ҳеҷ гуна* гурӯҳҳои миллие «сарфи назар аз территорияи ишғолкардаи аъзоёни миллат» ташкил намедиҳад. Дар § 3-юми программаи қабулшуда чунин гуфта мешавад: «*Вилоятҳои* худидоракунандаи як миллат якҷоя иттифоқи миллии ягонаро ташкил медиҳанд, ки вай корҳои миллии худро тамоман ба таври автономӣ ҳал менамояд» (муқоиса кунед: «Просвещение», соли 1913, № 4, саҳ. 28⁹). Равшан аст, ки ин программаи компромиссӣ ҳам нодуруст аст. Инро бо мисол мефаҳмонем. Общинаи немисии колонистҳо дар губернияи Саратов ба иловаи маҳалчаи немисии коргарон дар Рига ё дар Лодзь, ба иловаи посёлкаи немисии назди Питер ва ғайра «иттифоқи миллии ягона» немисҳои Россияро ташкил медиҳанд. Равшан аст, ки ин тавр чизро, *мустаҳкам кардани* ин гуна иттифоқро социал-демократҳо *талаб* карда наметавонанд, агарчанде ки онҳо *озодии* ҳар гуна общинаҳои ҳар миллати давлати муайянро, албатта, ҳаргиз инкор намекунанд. Аммо бо кори, мувофиқи қонуни давлатӣ, аз маҳалҳо ва синфҳои гуногуни Россия ба иттифоқи ягонаи миллии немисӣ ҷудо кардани немисҳо ва монанди онҳо бошад попҳо, буржуа, мещанҳо, ҳар гуна касони дигар машғул шуда метавонанд — на ин ки социал-демократҳо.

## 5. Баробарҳуқуқии миллатҳо ва ҳуқуқҳои миллатҳои майда

Усули аз ҳама бештар паҳншудаи оппортунистони Россия дар вақти муҳокимаи масъалаи миллӣ, ин усули ба намунаи Австрия такья кардан аст. Ман дар мақолаи худ дар «Северная Правда»* (№ 10, «Просвещение», саҳ. 96—98), ки ба вай оппортунистон (ҷонибҳи Семковский дар «Новая Рабочая Газета», ҷонибҳи Либман дар

* Ниг. ҳамин нашр, саҳ. 4—7. *Ред.*



«Цайт») ҳуҷум карданд, тасдиқ мекунам, ки фақат як роҳи ҳалли масъалаи миллӣ мавҷуд аст, модом ки умуман дар ҷаҳони капитализм он чиз имкон дорад, ва ин роҳи ҳалли масъала демократизми собитқадамона аст. Барои исботи ин ман Швейцарияро далел меоварам.

Ин далел ба ҳар ду оппортунисти дар боло зикршуда намефорад ва онҳо инро рад карданӣ ё аҳамияти онро паст карданӣ мешаванд. Медонед, Каутский гуфтааст, ки Швейцария мустасно аст; дар Швейцария децентрализацияи тамоман алоҳида, таърихи алоҳида, шароити алоҳидаи географӣ мавҷуд будааст, тарзи ҷойгиршавии аҳолии ба дигар забон гапзананда фавқулодда ба худ хос будааст ва ғайра ва ҳоказо.

Ҳамаи ин ба ғайр аз кӯшиши *саркашӣ кардан* аз асли моҳияти баҳс чизи дигаре нест. Албатта, Швейцария дар он маъно мустасно мебошад, ки вай давлати томи миллӣ нест. Аммо Австрия ва Россия низ ҳамин гуна мустасно (ё ақибмонда, — илова мекунад Каутский) мебошанд. Албатта, дар Швейцария фақат шароити алоҳидаи ба худ хоси таърихӣ ва маишӣ демократизмро назар ба аксарияти мамлакатҳои Европа, ки бо вай ҳамсоянд, *зиёдтар* таъмин кардааст.

Вале агар дар бораи *намунае*, ки аз он ибрат гирифтан лозим бошад, сухан равад, ҳамаи ин гапҳо чӣ дахл дорад? Дар тамоми ҷаҳон, дар шароити ҳозира, ҳамон мамлакатҳое мустасно мебошанд, ки дар онҳо ин ё он муассиса дар асоси *собитқадамона* демократӣ ба амал оварда шудааст. Магар ин ба мо халал мерасонад, ки дар программаамон демократизми собитқадамонаро дар ҳамаи муассисаҳо ҳимоя кунем?

Хусусияти Швейцария — таърихи он, шароити географӣ ва дигар шароити он мебошад. Хусусияти Россия — қувваи дар замони революцияҳои буржуазӣ ҳанӯз дида нашудаи пролетариат ва ниҳоятдараҷа ақибмонии умумии мамлакат аст, ки ин ақибмонӣ дар зери таҳдиди ҳар гуна бемуваффақиятӣ ва мағлубиятҳо объективан хеле тез ва қатъӣ ба пеш ҳаракат карданро зарур мегардонад.

Мо программаи миллиро аз нуқтаи назари пролетариат тайёр мекунем; аз кай боз ба ҷои намунаҳои беҳтарин аз намунаҳои хеле бад ибрат гирифтан тавсия карда мешавад?

Оё ин ба ҳар ҳол факти бешубҳа ва баҳснопазир нест, ки сулҳи миллӣ дар шароити капитализм (модом, ки он

умуман қобили амалӣ намудан аст) *фақат* дар мамлакатҳои демократизми собитқадам ба вуҷуд баромадааст.

Модоме ки ин бебаҳс бошад, пас ба ҷои Швейцария доимо Австрияро далел овардани оппортунистон усулан тамоман кадетӣ аст, зеро кадетҳо ҳамеша на аз беҳтарин конституцияҳои Европа, балки аз бадтарини онҳо нусха мебардоранд.

Дар Швейцария *се* забони давлатӣ мавҷуд аст, аммо лоиҳаҳои қонунҳо дар вақти референдум ба *панҷ* забон яъне гайр аз се забони давлатӣ боз ба ду шеваи «романӣ» чоп мешаванд. Аз рӯи маълумоти барӯйхатгирии соли 1900, дар Швейцария аз 3 315 443 нафар аҳолӣ 38 651 нафар, яъне андаке зиёдтар аз *як фоизи* аҳолӣ бо ин ду шева гап мезананд. Дар армия ба офицерон ва унтер-офицерон «озодии хеле васеъ дода мешавад, ки ба солдатҳо бо забони модарии онҳо гап зананд». Дар кантонҳои Граубюден ва Валлис (ки ҳар кадом андаке зиёдтар аз сад ҳазор аҳолӣ доранд) ҳар ду шева комилан баробарҳуқуқ мебошанд*.

Савол мебарояд, ки оё мо бояд ин *таҷрибаи* зиндаи мамлакати пешқадамро тарғиб ва ҳимоя кунем ё ки «автономияи экстерриториалӣ» барин *гапҳои бофтаи* ҳанӯз дар ягон ҷои дунъё озмуданашударо (аз тарафи худи австриягиҳо ҳам ҳанӯз қабулнашударо) аз австриягиҳо тақлид карда гирем?

Тарғиби ин гапи бофта — мувофиқи миллатҳо тақсим намудани кори мактабро тарғиб кардан аст, яъне тарғиботи рӯйрост зарарнок аст. Таҷрибаи Швейцария бошад нишон медиҳад, ки сулҳи (нисбатан) бештар миллиро дар сурате ки дар тамоми давлат демократизми собитқадамона (боз ҳам нисбатан) бошад, таъмин кардан *дар амал мумкин аст ва ин ба вуҷуд ҳам баромадааст*.

«Дар Швейцария, — мегӯянд одамоне, ки ин масъаларо омӯхтаанд, — масъалаи миллӣ дар маънои Европаи Шарқӣ вуҷуд надорад. Ҳатто ин калима (масъалаи миллӣ) дар ин ҷо маълум нест... Швейцария мубориза миллатҳоро кайҳо, солҳои 1797—1803, паси сар кардааст» **.

Ин чунин маъно дорад, ки замони революцияи бузурги Франция, ки вай масъалаҳои навбатии аз феодализм ба капитализм гузаштанро ба таври хеле демократӣ ҳал карда буд, масъалаи миллиро ҳам, зимнан, дар қатори дигар масъалаҳо *«ҳал карда» тавониста буд*.

Бигузор акнун ҷанобон Семковскийҳо, Либманҳо ва дигар оппортунистон даъво кунанд, ки ин ҳалли «махсус — швейцарӣ» ба ҳар уезд ё ҳатто ба як қисми уезди Россия *қобили татбиқ нест*, ки дар он ҷо фақат ба 200000 нафар аҳолӣ *ду шеваи* чил ҳазор нафар гражданинҳое вуҷуд дорад, ки мехоҳанд дар кишвари худ аз ҷиҳати забон *комилан баробарҳуқуқ* бошанд!

Тарғиби баробарҳуқуқии комили миллатҳо ва забонҳо дар ҳар миллат фақат унсурҳои собитқадами демократӣ (яъне фақат пролетарҳо)-ро ҷудо карда бароварда, онҳоро на аз рӯи миллият, балки аз рӯи майлу кӯшише, ки барои куллан ва ҷиддан беҳтар кардани сохти умумии давлат доранд, *муттаҳид менамояд*. Баръакс, ин тарғиби «автономияи маданӣ-миллӣ», ба орзуҳои неки баъзе шахсон ва гурӯҳҳо нигоҳ накарда, миллатҳоро *аз ҳам ҷудо мекунад* ва дар амал коргарони як миллатро ба буржуазияи *ҳамин миллат* наздик намояд (аз тарафи ҳамаи партияҳои буржуазии яҳудӣ қабул шудани ин «автономияи маданӣ-миллӣ» ҳаминро нишон медиҳад).

Таъмин кардани ҳуқуқҳои миллатҳои майда бо принципи баробарҳуқуқии комил алоқаи канданашаванда дорад. Дар мақолаи ман дар «Северная Правда» ин принцип тақрибан ҳамон тавр ифода шуда буд, ки дар қарори сонитари расмӣ ва аниқтари маҷлиси машваратии марксистон ифода гардидааст. Ин қарор талаб мекунад: «ба конституция қонуни асосие дароварда шавад, ки вай ҳар гуна имтиёзоти яке аз миллатҳоро ва ҳар гуна вайрон карда шудани ҳуқуқҳои миллатҳои майдаро беэътибор гуфта эълон намояд».

Ҷаноби Либман ба ин формулировка хандидаии шуда савол медиҳад: «Аз чӣ иборат будани ҳуқуқҳои миллатҳои майда аз куҷо маълум аст?» Оё, мегӯяд вай, ҳуқуқи дар мактабҳои миллӣ «программаи худ»-ро доштан аз ҷумлаи ҳамин ҳуқуқҳост? Миллати майда чӣ қадар бузург буданаш лозим аст, то ки барои ба забони модарии худ доштани судьяҳо, амалдорҳо, мактабҳо соҳибҳуқуқ бошад? Ҷаноби Либман мехоҳад аз ин масъалаҳо чунин хулоса барорад, ки программаи *«мусбати»* миллӣ зарур аст.

Аммо дар ҳақиқат ин масъалаҳо равшан нишон медиҳанд, ки бундчии мо дар зери пардаи баҳс кардан гӯё

* Ниг. Rene Henry: «La Suisse et question des langues», Bern, 1907 (*Рене Анри*: «Швейцария ва масъалаи забонҳо», Берн, 1907, *Ред.*).

** Ниг. Ed. Blocher: «Die Nationalitäten in der Schweiz» Brl., 1910. (*Эд. Блохер*: «Миллатҳо дар Швейцария», Берлин, 1910, *Ред.*).

дар бораи тафсилот ва ҷузъиёти майда-чуйда чӣ гуна чизҳои реакционнеро гузаронидани мешавад.

«Программаи худ» дар мактаби миллии худ!.. Национал-социали мӯҳтарам, марксистон программаи *умумии* мактабҳоро доранд, ки вай, масалан, бечуну чаро мактаби ғайридиниро талаб мекунад. Аз нуқтаи назари марксистон, дар давлати демократӣ дар ягон ҷо ва ҳеҷ вақт аз ин программаи умумӣ *дур шудан* ҷоиз нест (бо ягон хел фанҳои «маҳаллӣ», забонҳо ва ғайра пурра кардани он бошад бо қарори аҳолии маҳаллӣ муайян карда мешавад). Аз принципи «аз ихтиёри давлат бароварда-ни» кори мактабҳо ва ба ихтиёри миллатҳо додани он бошад, чунин хулоса мебарояд, ки мо, коргарон, дар давлати демократиамон ба «миллатҳо» ихтиёр медиҳем, ки пулҳои халқро ба мактаби клерикалӣ сарф намоянд! Ҷаноби Либман, худаш ҳам инро пай набурда, реакционӣ будани «автономияи маданӣ-миллӣ»-ро равшан фаҳмонда додааст!

«Миллати майда чӣ қадар нуфус доштанаш лозим?». Инро ҳатто программаи австриягии писандидаи бундчиён ҳам муайян намекунад: вай (назар ба программаи мо боз ҳам мухтасартар ва боз ҳам норавшантар) чунин менависад: — «Ҳуқуқи миллатҳои майда бо қонуни махсусе, ки онро бояд парламенти империя барорад, муҳофизат карда мешавад» (§ 4-уми программаи Брюнн).

Пас сабаб чист, ки ҳеҷ кас ба социал-демократҳои Австрия бо хурдагирӣ савол надод, ки ин қонун маҳз чӣ гуна аст? Вай бояд ба кадом миллати майда ва маҳз чӣ хел ҳуқуқҳоро таъмин намояд?

Сабаб ин аст, ки ҳамаи одамони боақл мефаҳманд, ки дар программа ҷиҳатҳои ҷузъиро муайян кардан бемаврид ва номумкин аст. Программа фақат принципҳои асосиро муқаррар мекунад. Дар ин маврид принципи асосӣ дар программаи австриягиҳо равшан баён карда нашуда, танҳо дар назар дошта мешавад ва дар қарори маҷлиси машваратии охирини россиягии марксистон ошкоро ифода ёфтааст. Ин принцип чунин аст: роҳ надодан ба ҳеҷ гуна имтиёзоти миллӣ ва ба ҳеҷ гуна нобаробарҳуқуқии миллӣ.

Барои ба бундчӣ фаҳмондани масъала мисоли конкретӣ мегирем. Аз рӯи маълумоти барӯйхатгирии мактабҳо 18 январи соли 1911, дар шаҳри С. Петербург дар мактабҳои ибтидоии назорати «маорифи» халқ 48076 нафар талабагон буданд. Аз онҳо 396 нафар, яъне камтар аз як фоиз яҳудиён буданд. Сонӣ, дар байни талабагон 2 нафар румын, 1 грузин, 3 арманӣ буданд ва ҳоказо[10]. Оё чунин программаи «мусбати» миллӣ тартиб додан мумкин аст, ки ин гуногунии муносибатҳо ва шароитҳо дар бар гирифта шавад? (Питер бошад, албатта, дар Россия на он тавр шаҳрест, ки дар он миллатҳо хеле «гуногун» бошанд.) Зоҳиран, ҳатто бундчиён барин мутахассисони «тафсилотҳои нозуки» миллӣ ҳам ин гуна программаро тартиб дода наметавонанд.

Ва ҳол он ки агар дар конституцияи давлат аз хусуси беэътибор будани ҳар гуна чораи вайронкунандаи ҳуқуқҳои миллатҳои майда қонуни асосӣ мавҷуд мебуд, — он гоҳ ҳар граждании талаб карда метавонист, ки ҳар фармоне, ки, масалан, аз ҳисоби ҳукумат ба кор гирифтани муаллимони махсуси забони яҳудӣ, таърихи яҳудӣ ва ғайраро рад мекарда бошад, ё ба фарзандони яҳудӣ, арманӣ, румын ва ҳатто ба як худи бачаи грузин барои лекцияҳо додани бинои давлатиро рад мекарда бошад, бекор карда шавад. Ба ҳар ҳол дар ин ҳеҷ чизи ғайриимкон нест, ки тамоми хоҳишҳои оқилона ва ҳаққонии миллатҳои майда дар асоси баробарҳуқуқӣ қонеъ кунонда шавад ва ҳеҷ кас нахоҳад гуфт, ки пропагандаи баробарҳуқуқӣ зарарнок бошад. Баръакс, пропагандаи ба миллатҳо нигоҳ карда тақсим намудани корҳои мактаб, масалан, пропаганда кардани мактаби алоҳидаи яҳудӣ барои бачаҳои яҳудӣ дар Питер албатта зарарнок мебуд, барои *ҳар гуна* миллатҳои майда, барои 1, 2, 3 нафар бача ташкил кардани мактабҳои миллӣ бошад асло мумкин нест.

Баъд, дар ҳеҷ як қонуни умумидавлатӣ муайян кардан мумкин намешавад, ки миллати майда бояд чӣ гуна бошад, ки барои мактаби алоҳида ё барои муаллимони махсуси фанҳои иловагӣ ва ғайра ҳуқуқ дошта бошад.

Баръакс, қонуни умумидавлатиро дар бораи баробарҳуқуқӣ дар қонунгузориҳои махсус, дар қарорҳои сеймҳои вилоятҳо, шаҳрҳо, земствоҳо, общинаҳо ва ғайра муфассал муайян кардан ва тафсил додан мумкин аст.

## 6. Марказият ва автономия

Ҷаноби Либман дар эътирози худ менависад:

«Дар мо Литва, кишвари Балтика, Польша, Волынь, ҷануби Россия ва ғайраро мисол гиред, — шумо дар ҳама ҷо аҳолии *омехтаро* мебёед; ҳеҷ як шаҳре нест, ки дар он ҷо миллати

майда бисёр набошад. Ҳар чӣ қадар ғайримарказӣ кунонда шавад ҳам, боз дар ҳама ҷойҳои гуногун (асосан дар общинаҳои шаҳрӣ) ҳар хел миллатҳо якҷоя ёфт мешаванд. ва маҳз демократизми миллати майдаро ба дасти миллати аксарият медиҳад. Аммо, чунон ки маълум аст, В. И. ба ин гуна сохти федеративии давлатӣ ва ғайримарказӣ кунондани беохир, ки дар Иттифоқи швейцарӣ ҷой доранд, бо назари душманона нигоҳ мекунад. Савол мебарояд, ки барои чӣ ӯ Швейцарияро мисол овардааст?»

Барои чӣ Швейцарияро мисол овардани ман дар боло шарҳ дода шуд. Айнан ҳамин тавр шарҳ дода шуд, ки проблемаи муҳофизат кардани ҳуқуқҳои миллати майдаро *фақат* бо роҳи баровардани қонуни умумидавлатӣ дар давлати собитқадамона-демократие, ки аз принципи баробарҳуқуқӣ дур нашавад, ҳал кардан мумкин аст. Аммо ҷаноби Либман дар иқтибоси зикр кардашуда боз яке аз эътирозҳои хеле забонзадшуда (ва хеле нодуруст)-ро (ё мулоҳизаҳои шаккоконаро), ки одатан ба муқобили программаи миллии марксистӣ баён карда мешаванд ва аз ҳамин сабаб сазовори таҳлил мебошанд, такрор менамояд.

Албатта, марксистон нисбат ба федерация ва ғайримарказӣ кунондан назари душманона доранд — ин аз ҳамин сабаби оддӣ аст, ки капитализм барои тараққиёти худ давлатҳои ҳарчи бузургтар ва ҳарчи бештар марказонидашударо талаб мекунад. *Дар сурате ки дигар шароитҳо як хел бошанд*, пролетариати бошуур ҳамеша давлати бузургтареро ҳимоя хоҳад кард. Вай ҳамеша ба муқобили партикуляризми асримиёнагӣ муборизa хоҳад бурд, вай аз ҷиҳати иқтисодӣ то мумкин аст зичтар муттаҳид шудани территорияҳои калонро ҳамеша табрик хоҳад кард, ки дар ин гуна территорияҳо муборизаи пролетариат ба муқобили буржуазия васеъ ривоҷ ёфта метавонад.

Қувваҳои истеҳсолкунандаро ба таври васеъ ва тез инкишоф додани капитализм территорияҳои калони аз ҷиҳати давлатӣ муттаҳид ва якҷояшудаеро *талаб мекунад*, ки фақат дар ҳамин территорияҳо синфи буржуазия — дар баробари он синф антиподи ногузири вай — синфи пролетарҳо метавонад ҳамаи деворҳои кӯҳнаи асримиёнагӣ, тоифагӣ, маҳдудиии маҳаллӣ, майдамиллӣ, эътиқоди динӣ ва дигар деворҳоро нест карда, муттаҳид шавад.

Дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо, яъне ҳуқуқи ҷудошавӣ ва ташкилкунии давлати мустақили миллӣ, мо алоҳида гап мезанем*. Аммо, ҳоло ва азбаски миллатҳои гуногун давлати ягонаро ташкил медиҳанд, марксистон ҳаргиз на принципи федеративиро тарғиб хоҳанд кард ва на ғайримарказӣ кунонданро. Давлати калони марказонидашуда аз парокандагии асримиёнагӣ ба сӯи ягонагии ояндаи социалистии тамоми ҷаҳон қадами бузурги таърихие ба пеш аст, ва роҳ ба сӯи социализм фақат *ба воситаи* ҳамин гуна давлат мебошад (давлате, ки бо капитализм алоқаи *зич* дорад), роҳи дигаре нест ва буда ҳам наметавонад.

Аммо ҳаминро фаромӯш кардан номумкин мебуд, ки мо дар вақти централизмро ҳимоя карданамон фақат централизми *демократиро* ҳимоя мекунем. Дар ин хусус умуман ҳар гуна мещанҳо ва мещанҳои миллатчӣ (аз он ҷумла марҳум Драгоманов) масъаларо чунон чигил кардаанд, ки барои кушодани ин чигил боз ва боз вақт сарф кардан лозим меояд.

Централизми демократӣ худидоракунии маҳаллӣ ва *автономияи* вилоятҳоро. ки шароити махсуси хоҷагӣ ва маишӣ, ҳайати махсуси миллии аҳолӣ ва ғайра доранд, на танҳо рад намекунад, баръакс, *ҳам ин* ва *ҳам онро* ҳатман талаб менамояд. Дар мо централизмро бо худсарӣ ва бюрократизм доимо аралаш мекунанд. Таърихи Россия, табиатан, мебоист ин гуна аралашкуниро ба вуҷуд меовард, вале ин ба ҳар ҳол барои марксист мутлақо ноҷоиз мебошад.

Инро бо мисоли конкретӣ фаҳмондан аз ҳама осонтар мешавад.

Роза Люксембург дар мақолаи калони худ: «Масъалаи миллӣ ва автономия»** дар байни бисёр хатоҳои ғалатӣ (ки дар бораи онҳо поёнтар сухан меронем) чунин хатои махсусан ғалатӣ ҳам мекунад, ки талаби автономияро бо як худи Польша *маҳдуд* карданӣ мешавад.

Аммо аввал нигоҳ кунед, ки ӯ автономияро *чӣ тавр* таъриф мекунад.

Роза Люксембург эътироф менамояд, — ва ӯ, ки марксист аст, албатта, маҷбур аст эътироф намояд — ки ҳамаи масъалаҳои барои ҷамъияти капиталистӣ, муҳимтарин ва ҷиддии иқтисодӣ ва сиёсӣ бояд ҳаргиз на дар ихтиёри сеймҳои автономии вилоятҳои ҷудогона, балки фақат дар ихтиёри парламенти марказии умумидавлатӣ бошанд. Ин

* Ниг. ҳамин нашр, саҳ. 40—108. *Ред.*
** «Przeglad Socialdemokratyczny» [11], Kraków, 1908 ва 1909.

масъалаҳо чунинанд: сиёсати боҷгирӣ, қонунҳои доир ба савдою саноат, роҳҳои рафтуомад ва ва воситаҳои алоқа (роҳҳои оҳан, почта, телеграф, телефон ва ғайра), қӯшун, системаи хироҷдиҳӣ, қонуни граждани* ва ҷиноятӣ принципҳои умумии кори мактаб (масалан, қонун дар бораи мактаби фақат ғайридинӣ, дар бораи таълими умумӣ, дар бораи минимуми программа, дар хусуси сохти демократии тартиби мактабҳо ва ғайра), қонунҳо дар бораи муҳофизати меҳнат, дар бораи озодиҳои сиёсӣ (ҳуқуқи коалицияҳо) ва ғайра ва ҳоказо.

Масъалаҳои соф маҳаллӣ, вилоятӣ, ё соф миллӣ — дар асоси қонунҳои умумидавлатӣ — бояд дар ихтиёри сеймҳои автономӣ бошанд. Роза Люксембург ин фикрро ҳам бо тафсилоти калон — агар бо тафсилоти аз ҳад зиёд нагӯем — ошкор дода, масалан сохтани роҳҳои оҳани дорои аҳамияти маҳаллӣ (№ 12, саҳ. 149), роҳҳои шоссеи маҳаллӣ (№ 14—15, саҳ. 376) ва ғайраро нишон медиҳад.

Тамоман равшан аст, ки ба ҳар гуна вилояти дорои хусусиятҳои ягон қадар ҷиддии хоҷагӣ ва маишӣ, доираи ҳайати махсуси миллии аҳолӣ ва ғайра ҳамин гуна автономия *надода*, давлати ҳақиқатан демократии ҳозираро тасаввур кардан мумкин нест. Принципи централизме, ки ба манфиати тараққии капитализм зарур аст, бо ин гуна автономия (маҳаллӣ ва вилоятӣ) на фақат вайрон намешавад, балки, баръакс, дар натиҷаи ҳамин автономия — *ба тарзи демократӣ*, на ин ки ба тарзи бюрократӣ — маҳз ба амал гузаронда мешавад. *Бе* ин гуна автономия, ки ҳам концентрацияи капиталҳо, ҳам тараққӣ ёфтани қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳам дар миқёси *умумидавлатӣ* якҷоя шудани буржуазия ва пролетариатро *осон мекунад*, ба таври васеъ, озодона ва тез тараққӣ кардани капитализм номумкин мегардад, ё ҳеҷ набошад, ниҳоят душвор мешуд. Зеро дахолати бюрократӣ ба масъалаҳои *соф* маҳаллӣ (вилоятӣ, миллӣ ва ғайра) яке аз бузургтарин монеаҳост умуман дар роҳи тараққиёти иқтисодӣ ва сиёсӣ, ва хусусан яке аз монеаҳост ба *централизм* дар кори ҷиддӣ, калон ва асосӣ.

Бинобар ҳамин инро бе табассум хондан душвор аст, ки чӣ тавр Роза Люксембурги олиҷаноби мо бо қиёфаи тамоман ҷиддӣ ва бо суханони «соф марксистӣ» исбот карданӣ мешавад, ки талаби автономия *фақат* ба як худи Польша, *фақат* ба тариқи истисно қобили татбиқ асту бас! Албатта, дар ин ҷо ягон қатра ватанпарварии «маҳаллаи худ» вуҷуд надорад, — дар ин ҷо фақат мулоҳизаҳои «амалӣ»... масалан, дар хусуси Литва мавҷуданд.

Роза Люксембург чор губернияро: губернияҳои Вильно, Ковно, Гродно ва Сувалкаро мисол гирифта, хонандагонро (ва худашро ҳам) бовар кунондани мешавад, ки дар онҳо «асосан» литвагиҳо истиқомат доранд, дар айни ҳол ӯ аҳолии ин губернияҳоро якҷоя карда, чунин натиҷа мебарорад, ки литвагиҳо 23%-и тамоми аҳолиро ташкил медиҳанд ва агар жмудьҳо ба литвагиҳо ҳамроҳ карда шаванд, он гоҳ 31% — яъне камтар аз сеяки аҳолиро ташкил хоҳанд дод. Албатта, чунин хулоса мебарояд, ки фикри оид ба автономияи Литва «беасос ва сунъист» (№ 10, саҳ. 807).

Хонандае, ки бо камбудиҳои ба ҳама маълуми статистикаи давлатии Россияи мо ошно бошад, хатои Роза Люксембургро дарҳол мебинад. Губернияи Гродноро, ки дар он ҷо литвагиҳо фақат 0,2%, *аз даҳ ду фоизро* ташкил медиҳанд, мисол гирифтан чӣ лозим буд? На ин ки як худи уезди Троки губернияи Вильноро, ки дар он ҷо литвагиҳо *аксарияти* аҳолиро ташкил медиҳанд, балки тамоми губернияи Вильноро мисол гирифтан чӣ лозим буд? На ин ки уездҳои литвагии губернияи Сувалка, яъне аз 7 уезд 5 уездро, ки дар онҳо литвагиҳо 72% аҳолиро ташкил медиҳанд, балки тамоми губернияи Сувалкаро мисол гирифта, шумораи литвагиҳои онро 52%-и аҳолӣ гуфта муайян кардан чӣ лозим буд?

Дар бораи шароит ва талабҳои капитализми ҳозира сухан ронда, на ин ки тақсимоти «ҳозира» ва на ин ки тақсимоти «капиталистӣ», балки тақсимоти асримиёнагӣ, тақсимоти крепостной, расмӣ-бюрократии маъмурии Россияро ва он ҳам дар шакли дағалтарини он (на ин ки уездҳо, балки губернияҳоро) мисол гирифтан хандаовар аст. Мисли рӯз равшан аст, ки то ин тақсимот нест карда нашавад ва то ба ҷои вай тақсимоти *ҳақиқатан* мувофиқи «замони ҳозира», ҳақиқатан мувофиқи талабҳои *на* хазина, *на* бюрократия, *на* кӯҳнапарастӣ, *на* помещикон, *на* попҳо, балки тақсимоти мувофиқи талабҳои капитализм ба вуҷуд оварда нашавад, дар бораи ҳеҷ гуна ислоҳоти ягон қадар ҷиддии маҳаллии Россия ҳо-

* Роза Люксембург дар инкишофи фикри худ то ба тафсилот расида, масалан, қонунҳои оид ба талоқро хотиррасон мекунад — ва ин тамоман ҳаққонӣ аст (№ 12, саҳ. 162-юми журнали номбаршуда).

чати гап ҳам нест, — зимнан дар байни талабҳои ҳозираи капитализм, бешубҳа талаби ҳарчи зиёдтар муттаҳид кардани ҳайати миллии аҳолӣ хоҳад буд, зеро миллият, як будани забон барои тамоман ба даст овардани бозори дохилӣ ва барои озодии комили муомилоти иқтисодӣ омили муҳим мебошад.

Аҷиб аст, ки ин хатои ошкорои Роза Люксембургро бундчӣ Медем такрор мекунад, ӯ мехоҳад на хусусиятҳои «мустасноӣ» Польша, балки нопоям будани принципи автономияи миллӣ-территориалиро исбот намояд (бундчиён тарафдори автономияи миллӣ-экстерриториалӣ мебошанд!). Бундчиён ва ликвидаторҳои мо дар тамоми дунё ҳамаи хатоҳо ва ҳамаи калавишҳои оппортунистии социал-демократҳои мамлакатҳои гуногун ва миллатҳои гуногунро ҷамъ карда, ҳатман *чизи аз ҳама бадтаринро* аз социал-демократияи умумиҷаҳонӣ ба худ қабул мекунанд: порчаҳои навиштаҷоти бундчиён ва ликвидаторҳо якҷоя намунаи социал-демократии музеи *завқи пастро* ташкил карда метавонистанд.

Автономияи вилоятӣ — пандомезона муҳокима меронад Медем, — барои вилоят, барои «кишвар» кор меояд, на ин ки барои округҳои латышӣ, эстонӣ ва ғайра, ки аҳолиашон аз ним миллион то 2 миллион нафар буда, масоҳаташон баробари як губерния мебошад. *«Ин автономия не, балки земствои оддӣ мебуд...* Дар болои ин земство автономияи ҳақиқӣ сохтан лозим мешуд...» ва муаллиф «вайрон» кардани губернияҳо ва уездҳои кӯҳнаро маҳкум менамояд*.

Дар амал «шикастан» ва хароб кардани шароити капитализми ҳозира ниғоҳдории тақсимоти маъмурии асримиёнагӣ, крепостноӣ, расмӣ мебошад. Фақат одамони ба рӯҳи ин тақсимот гирифторшуда метавонанд «бо қиёфаи олимонаи шахси донишманд» дар бораи муқобили ҳамдигар гузоштани «земство» ва «автономия» хаёл кунанд ва дар фикри ин бошанд, ки аз рӯи шаблон «автономия» бояд барои вилоятҳои калон буда, вале земство барои вилоятҳои хурд бошад. Капитализми ҳозира ин шаблонҳои тӯраёнаро ҳаргиз талаб намекунад. Чаро округҳои автономии миллии на фақат $^1/_2$ миллион нафар аҳолӣ доштагӣ, балки ҳатто 50000 нафар аҳолӣ доштагӣ ҳам мумкин набудаанд, — чаро ин гуна округҳо, агар ин қулай

* *В. Медем:* «Оид ба гузориши масъалаи миллӣ дар Россия», «Вестник Европы»[12], 1912, №№ 8 ва 9.



бошад, агар ин барои муомилоти иқтисодӣ лозим бошад, ба тарзи хеле гуногун бо округҳои ҳамсояе, ки калониашон ҳар хел аст, дар «кишвари» ягонаи автономӣ муттаҳид шуда наметавонистаанд, — ҳамаи ин сирри пинҳонии бундчӣ Медем мебошад.

Қайд мекунем, ки программаи миллии брюннии социал-демократҳо дар заминаи автономияи миллӣ-территориалӣ қарор гирифта, таклиф мекунад, ки Австрия «ба ҷои музофотҳои таърихии подшоҳӣ» ба округҳои «маҳдуди миллӣ» тақсим карда шавад (§ 2, программаи Брюнн). Мо то ба ин дараҷа дур намерафтем. Бешубҳа ҳайати ягонаи миллии аҳолӣ барои муомилоти озодона, васеъ ва ҳақиқатан ҳозиразамони савдо яке аз омилҳои дурусттарин мебошад. Бешубҳа ҳеҷ як марксист — ва ҳатто ҳеҷ як демократи қатъӣ музофотҳои подшоҳии Австрия ва губернияҳою уездҳои русро муҳофизат нахоҳад кард (инҳо монанди музофотҳои подшоҳии Австрия он қадар ҳам бад нестанд, вале ба ҳар ҳол хеле баданд), ӯ дар ин хусус баҳс нахоҳад кард, ки ба ҷои ин тақсимоти кӯҳнашуда, ба қадри имкон, аз рӯи ҳайати миллии аҳолӣ тақсимоти нав ба вуҷуд овардан зарур аст. Ниҳоят, бешубҳа аст, ки барои бартараф намудани ҳар гуна зулми миллӣ, агарчӣ хеле хурд бошанд ҳам, округҳои автономӣ барпо кардан ниҳоят муҳим аст, ки онҳо ҳайати том ва ягонаи миллӣ дошта бошанд ва зимнан ба ин округҳо ҳар гуна иттифоқҳои озод, аъзоёни миллати муайян, ки дар гӯшаю канорҳои гуногуни мамлакат ё ҳатто дар рӯи замин парокандаанд, «ҷалб шуда», бо ин округҳо алоқа карда метавонистанд. Ҳамаи инҳо баҳснопазиранд, дар бобати ҳамаи инҳо фақат аз нуқтаи назари ҷаҳолати бюрократӣ баҳс кардан мумкин аст.

Аммо ҳайати миллии аҳолӣ *яке* аз муҳимтарин омилҳои иқтисодӣ аст, вале дар байни омилҳои дигар *на ин ки ягона ва на ин ки* муҳимтарин аст. Масалан, шаҳрҳо дар шароити капитализм роли муҳимтарини иқтисодӣ мебозанд, лекин ҳайати миллии аҳолии шаҳрҳо дар ҳама ҷо — ҳам дар Польша, ҳам дар Литва, ҳам дар Украина, ҳам дар Великороссия ва дигар ҷойҳо — хеле гуногун мебошанд. Аз барои ҷиҳати «миллӣ» шуда шаҳрҳоро аз қишлоқҳо ва аз округҳое, ки аз ҷиҳати иқтисодӣ ба онҳо майл доранд, ҷудо кардан бемаънӣ ва номумкин аст. Бинобар ин марксистон набояд комилан ва танҳо ба заминаи принципи «миллӣ-территориявӣ» истанд.

Ҳамон ҳалли вазифа, ки маҷлиси машваратии охири-

ни марксистони Россия пешбинӣ кардааст, аз ҳалли авс-трияги масъала дида хеле дурусттар аст. Ин маҷлиси машваратӣ аз рӯи ҳамин масъала чунин қоидаро ба миён гузоштааст:

«... автономияи васеи вилоятӣ... зарур аст» (албатта, на барои як худи Польша, балки барои ҳамаи вилоятҳои Россия) «ва худидоракунии маҳаллии комилан демокра-тӣ махсусан зарур аст ва дар ин сурат сарҳадҳои вило-ятҳои худидорӣ ва автономӣ бояд» (на бо сарҳадҳои гу-бернияҳо, уездҳои ҳозира ва ғайра), «балки дар асоси аз тарафи худи аҳолии маҳаллӣ ба назар гирифтани ша-роитҳои хоҷагӣ ва маишӣ, ҳайати миллии аҳолӣ ва ғайра муайян карда шуда бошанд»*.

Ҳайати миллии аҳолӣ дар ин ҷо *дар қатори* шароит-ҳои дигар (дар навбати аввал дар қатори шароитҳои хоҷагӣ, баъд маишӣ ва ғайра) гузошта шудааст, ки инҳо бояд барои муқаррар кардани сарҳадҳои нав асос ша-ванд, сарҳадҳое, ки на ба расмиятчигӣ ва осиёчигӣ, балки ба капитализми ҳозира мувофиқ бошанд. Фақат як худи ба аҳолии маҳаллӣ ҳамаи ин шароитҳоро комилан аниқ «ба ҳисоб гирифта» метавонад ва дар асоси ин гуна баҳисоб-гирӣ парламенти марказии давлат сарҳадҳои вилоятҳои автономӣ ва доираи корбарии сеймҳои автономиро муай-ян хоҳад кард.

* * *

Барои мо дигар дида баромадани масъалаи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо монд. Дар ин масъала як дас-таи калони оппортунистони ҳамаи миллатҳо: ҳам лик-видатор Семковский, ҳам бундчӣ Либман, ҳам национал-социали украин Лев Юркевич «таблиғи хатоҳои Роза Люксембургро ба зимма гирифтаанд. Мақолаи ояндаро мо ба ҳамин масъала, ки онро тамоми ин даста хеле чи-гил кардааст, мебахшем»[13].

*Дар октябрь—декабри с. 1918 навишта шудааст.*
*Дар ноябрь—декабри с. 1918 дар журнали «Просвещение», №№ 10, 11 ва 12 чоп шудааст*
*Имзо: В. Ильин*

*Аз рӯи матни Асарҳои В. И. Ленин, нашри тоҷикӣ, ҷилди 20, саҳ. 1—38 чоп мешавад*

* Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 19, саҳ. 436. *Ред.*



# ДАР БОРАИ ҲУҚУҚИ ХУДМУАЙЯНКУНИИ МИЛЛАТҲО

Параграфи нӯҳуми программаи марксистони Россия, ки дар он дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо сухан меравад, дар вақтҳои охир (чунон ки мо аз ин пеш дар «Просвещение» қайд карда будем)* боиси ҳу-ҷуми калони оппортунистон гардид. Ҳам ликвидатори рус Семковский дар газетаи ликвидатории петербургӣ, ҳам бундчӣ Либман, ҳам национал-социали украинӣ Юркевич — дар органҳои худ ба ин параграф ҳуҷум овар-да, онро бо як қиёфати бепилтифотонатарин нах мезананд. Шубҳае нест, ки ин «тохтутози дувоздаҳ забон»-и оппор-тунизм ба программаи марксистии мо бо калавишҳои ҳо-зираи миллатчигӣ умуман зич алоқаманд мебошад. Бино-бар ин ба фикри мо вақти он расидааст, ки масъалаи бардоштшударо бо тафсил санҷида бароем. Фақат ҳамин қадарашро қайд кунем, ки аз оппортунистони номбаршу-да яктаашон ҳам ягон далели мустақилонае наовардааст: ҳамаи онҳо фақат суханҳои Роза Люксембургро, ки дар «Масъалаи миллӣ ва автономия» ном мақолаи дуру даро-зи ба забони полякӣ дар солҳои 1908—1909 навиштаи ӯ гуфта шудаанд, такрор мекунанд. Мо дар баёни худ беш-тар далелҳои «ба худ хос»-и ин муаллифи охиринро дар назар хоҳем дошт.

## 1. Худмуайянкунии миллатҳо чист?

Табиист, ки вақте ки барои аз нуқтаи назари марксис-тӣ таҳлил кардани худмуайянкунӣ гуфтанӣ чиз кӯшиш-ҳо карда мешавад, дар навбати аввал ин савол ба миён меояд. Худмуайянкунӣ гуфта чиро фаҳмидан лозим аст? Оё ҷавоби инро дар дефиницияҳои (таърифҳои) юриди-кие, ки аз ҳар хел «мафҳумҳои умумӣ»-и ҳуқуқ ҳосил карда шуда бошанд, ҷустан даркор аст? Ё ин ки ҷавобро дар омӯзиши таърихӣ-иқтисодии ҳаракатҳои миллӣ ҷус-тан даркор аст?

Ҷои тааҷҷуб нест, ки ба миён монданӣ ин савол ҳатто ба хаёли ҷанобон Семковскийҳо, Либманҳо, Юркевичҳо ҳам нарасидааст, ки онҳо бо заҳрхандакунии муқаррарӣ дар бобати «норавшании» программаи марксистӣ қаноат

* Ниг. ҳамин нашр, саҳ. 3—39. *Ред.*

мекунанд ва, зоҳиран, аз соддадилиашон ҳатто хабар ҳам надоранд, ки на фақат программаи россиягии соли 1903, балки қарори Конгресси байналхалқии лондонии соли 1896 ҳам (дар ин хусус ҷояш оид, муфассалтар сухан меронем) дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо гап мезананд. Аз ин ҳам хеле аҷибтараш он аст, ки Роза Люксембург, ки дар бораи гӯё абстрактӣ ва метафизикона будани ин программа бисьёрҳо даъво мекунад, худаш ба ҳамин гуноҳи абстрактӣ ва метафизикӣ гирифтор шудааст. Маҳз Роза Люксембург аст, ки доим ба муҳокимаронии ҳои умумӣ дар бораи худмуайянкунӣ (то ҳатто ба донотарошии тамоман хандаоваре дар бораи ин ки проблемаи миллатро чӣ гуна донистан даркор аст) дода мешавад ва дар ҳеҷ куҷо ба таври равшан ва саҳеҳ чунин саволеро ба миён намемонад, ки моҳияти кор дар таърифҳои юридикӣ аст ё ин ки дар сари таҷрибаи ҳаракатҳои миллии тамоми ҷаҳон?

Ба таври саҳеҳ ба миён гузошта шудани ин савол, ки барои марксист ногузир аст, якбора аз даҳ нӯҳ ҳиссаи далелҳои Роза Люксембургро аз миён мебардошт. Ҳаракатҳои миллӣ дар Россия на бори якум ба вуҷуд меоянд ва на ба як худи он хос мебошанд. Дар тамоми дуньё даврai ғалабаи қатъии капитализм бар феодализм бо ҳаракатҳои миллӣ вобаста буд. Асоси иқтисодии ин ҳаракатҳо иборат аз ин аст, ки барои ғалабаи комили истеҳсоли молӣ бозори дохилиро ба дасти худ даровардани буржуазия зарур аст, дар як давлат муттаҳид шудани территорияҳое, ки аҳолиашон ба як забон гап мезананд, зарур аст, он ҳам ба шарте ки аз сари роҳи тараққии ин забон ва дар адабиёт мустаҳкам шудани ин забон ҳама гуна мамониатҳо бардошта шаванд. Забон муҳимтарин воситаи алоқаи инсонӣ аст; ягонагии забон ва бемамониат тараққӣ кардани он яке аз муҳимтарин шартҳои обороти молии ҳақиқатан озод ва васеи ба капитализми имрӯза мувофиқбуда, ба ҳамаи синфҳои ҷудогона озодона ва васеъ ҷудо шудани аҳолӣ, ниҳоят — шарти алоқаи зичи бозор бо ҳар гуна ва ҳар як хӯҷаин ё хӯҷаинча, фурӯшанда ва харидор мебошад.

Бинобар ин ба вуҷуд омадани *давлатҳои миллӣ*, ки ин талабҳои капитализми ҳозираро аз ҳама бештар қонеъ мегардонанд, майли (кӯшиши) ҳар кадом ҳаракати миллӣ мебошад. Чуқуртарин омилҳои иқтисодӣ ба ҳамин тараф тела медиҳанд, ва бинобар ин барои тамоми Европа — зиёда аз ин: барои тамоми олами мутамаддин — давлати



миллӣ дар давоми даврaи капиталистӣ *чизи типӣ*, чизи нормалӣ мебошад.

Аз ин рӯ, агар мо дефиницияҳои юридикиро асбоби бозии худ қарор надода, таърифҳои абстрактиро «аз хаёли худ бофта набароварда», балки шароити таърихӣ-иқтисодии ҳаракатҳои миллиро санҷида, маънои худмуайянкунии миллатҳоро фаҳмидан бихоҳем, дар ин сурат мо ба таври ногузир ба чунин хулоса меоем: худмуайянкунии миллатҳо гуфта аз коллективҳои миллатҳои дигар ҷудо шуда давлатҳои алоҳида ташкил додани онҳо фаҳмида мешавад, ба вуҷуд омадани давлати мустақили миллӣ фаҳмида мешавад.

Мо поёнтар боз сабабҳои дигареро ҳам хоҳем дид, ки барои чӣ ҳуқуқи худмуайянкунӣ гуфта ғайр аз ҳуқуқи вуҷуди мустақилонаи давлатӣ ягон чизи дигарро фаҳмидан нодуруст мебуд. Акнун бошад, мо бояд дар болои он нуктае истода гузарем, ки чӣ гуна Роза Люксембург аз хулосаи ногузир доир ба асосҳои чуқури иқтисодии кӯшишҳо барои ба вуҷуд овардани давлати миллӣ «гиребон халос карданӣ» мешуд.

Ба Роза Люксембург китобчаи Каутский: «Миллат ва интернационал» (илова ба «Neue Zeit»[14], № 1, 1907—1908; тарҷимаи русиаш дар журнали «Научная Мысль», Рига, 1908[15]) ба хубӣ маълум аст. Ба вай маълум аст, ки Каутский* дар § 4 ин китобча масъалаи давлати миллиро муфассалан таҳлил карда, ба чунин хулосае омадааст, ки Отто Бауэр «ба қувваи майли ба вуҷуд овардани давлати миллӣ *аз будаш камтар баҳо медиҳад»* (саҳ. 23 китобчаи мазкур). Роза Люксембург худаш суханони зерини Каутскийро иқтибос меоварад: «Давлати миллӣ шакли давлатест, ки ба шароити ҳозира» (яъне ба шароити капиталистӣ, мутамаддин, иқтисодӣ-прогрессивӣ назар ба шароити асримиёнагӣ, токапиталистӣ ва ҳоказо) *аз ҳама мувофиқтар аст*, он шаклест, ки вай вазифаҳои худро» (яъне вазифаҳои тараққии ҳар чӣ озодтар, васеътар ва зудтари капитализмро) «дар он шакл аз ҳама осонтар иҷро карда метавонад». Ба ин қайди боз

* В. И. Ленин дар соли 1916 мақолаашро дубора ба чоп тайёр карда, дар ҳамин ҷои қайди зеринро навиштааст: «Аз хонанда хоҳиш менамоем, фаромӯш накунад, ки Каутский то соли 1909 то «Роҳ ба сӯи ҳокимият» ном китобчаи хеле хубаш душмани оппортунизм буд, вай фақат дар солҳои 1910—1911, қатъитар бошад фақат дар солҳои 1914—1916 оппортунизмро ҳимоя мекардагӣ шуд».

ҳам саҳеҳтари хулосавии Каутскийро илова кардан ло-
зим аст: давлатҳои аз ҷиҳати ҳайати миллӣ рангоранг
(ба ном давлатҳои миллатҳо назар ба давлатҳои миллӣ)
«ҳамеша давлатҳое мебошанд, ки таркиби дохилии онҳо
ба ин ё он сабабҳо ғайринормалӣ ё нотараққикарда ме-
монад» (яъне қафомонда шуда мемонад). Худ аз худ фаҳ-
мида мешавад, ки Каутский калимаи ғайринормалиро
танҳо дар маънои мувофиқ наомадан ба он чи ки ба та-
лабҳои капитализми тараққикунанда аз ҳама мувофиқ-
тар аст, кор мефармояд.

Акнун пурсида мешавад, пас Роза Люксембург ба ин
хулосаҳои таърихӣ-иқтисодии Каутский бо чӣ назар ни-
гоҳ кардааст. Оё ин хулосаҳо дурустанд ё ин ки нодурустанд? Оё ҳақ ба ҷониби Каутский аст, ки назарияи таъ-
руст? Оё ҳақ ба ҷониби Каутский аст, ки назарияи таъ-
рихӣ-иқтисодиро кор карда баромадааст ё ба ҷониби
Бауэр аст, ки назарияи ӯ асосан назарияи психологӣ ме-
Бауэр аст, ки назарияи ӯ асосан назарияи психологӣ ме-
бошад? Дар байни «оппортунизм»-и бешубҳаи Бауэр «дар
масъалаи миллӣ», автономияи миллӣ-маданиро ҳимоя
кардани ӯ, саргармиҳои миллатчигии ӯ («ҷо-ҷо қувват
гирифтани ҷиҳати миллӣ», чи тавре ки Каутский ифода
мекунад), «ба ҷиҳати миллӣ аз андоза берун баҳо додан
ва ҷиҳати интернационалиро комилан фаромӯш кардани
ӯ» (Каутский) ва майли ба вуҷуд овардани давлати мил-
лӣ аз будаш камтар баҳо додани ӯ чӣ алоқае ҳаст?

Роза Люксембург ин саволро ҳатто ба миён ҳам на-
гузоштааст. Вай ин алоқаро пайхас накардааст. Вай ба
маънои *томи* ақидаҳои назариявии Бауэр чуқур сарфаҳм
нарафтааст. Вай назарияи таърихӣ-иқтисодӣ ва наза-
рияи психологиро дар масъалаи миллӣ ҳатто аз якдигар
фарқ ҳам накардааст. Вай бо эродҳои зерин дар ҳаққи
Каутский маҳдуд шудааст.

«... Ин «беҳтарин» давлати миллӣ фақат абстракция аст, ки
онро аз ҷиҳати назариявӣ инкишоф додан ва аз ҷиҳати наза-
риявӣ ҳимоя кардан осон аст, вале ба воқеият мувофиқ на-
меояд» («Prazeglad Socjaldemokratyczny»*, 1908, № 6, саҳ. 499).

Ва барои тасдиқи ин даъвои қатъӣ чунин муҳокимае
ронда мешавад, ки тараққии давлатҳои бузурги капита-
листӣ ва империализм «ҳуқуқи худмуайянкунии» халқ-
ҳои майдаро як чизи мавҳум мегардонанд. «Оё, — хитоб
мекунад Роза Люксембург, — дар бораи «худмуайянку-
нии» черногориҳо, булғорҳо, румыниҳо, сербҳо, юнониҳои
расман мустақил, қисман ҳатто швейцариҳо, ки худи
истиқлолияти онҳо маҳсули муборизаи сиёсӣ ва бозии

* «Обзори Социал-Демократӣ». *Ред.*



дипломатии «концерти европоӣ» мебошад, ҷиддан гап за-
дан мумкин аст?»! (саҳ. 500). «На давлати миллӣ, чунон
ки Каутский гумон мекунад, балки давлати даррандa» ба
шароит аз ҳама мувофиқтар аст. Дар бораи бузургии мус-
тамликаҳое, ки дар дасти Англия, Франция ва ғайра ме-
бошанд, даҳҳо рақамҳо оварда мешаванд.

Кас ин муҳокимарониҳоро, ки мехонад, ба қобилияти
*ба чӣ* дахл доштани масъаларо нафаҳмидани муаллиф
тааҷҷуб накарда наметавонад! Бо як қиёфати бовиқоро-
на ба Каутский таълим додани ин ки давлатҳои хурд
аз ҷиҳати иқтисодӣ тобеи давлатҳои калон мебошанд;
таълим додани ин ки дар байни давлатҳои буржуазӣ аз
барои даррандавор пахш кардани миллатҳои дигар мубо-
риза меравад; таълим додани ин ки империализм ва мус-
тамликаҳо мавҷуданд, — ин ким-чӣ хел як донотарошии
хандаовари кӯдакона аст, зеро ҳамаи инҳо ба асли гап
ҳаргиз дахле надоранд. На фақат давлатҳои хурд, балки,
масалан, Россия ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ комилан тобеи
иқтидори иқтисодии капитали молиявии мамлакатҳои
«бои» буржуазӣ мебошад. На фақат давлатҳои хурдакаки
Балкан, балки Америка ҳам дар асри XIX аз ҷиҳати иқ-
тисодӣ мустамликаи Европа буд, чунон ки инро ҳанӯз
Маркс дар «Капитал» қайд карда буд[16]. Ҳамаи ин ба
Каутский ва ба ҳар як марксист, албатта, ба хубӣ маъ-
лум аст, аммо дар бобати масъалаи ҳаракатҳои миллӣ
ва давлати миллӣ ҳамаи ин гапҳо заррае алоқа надорад.

Роза Люксембург масъалаи худмуайянкунии сиёсии
миллатҳоро дар ҷамъияти буржуазӣ, масъалаи истиқло-
лияти давлатии онҳоро бо масъалаи истиқлолият ва но-
вобастагии иқтисодии онҳо бадал кардааст. Ин кори Роза
Люксембург монанди касе, ки талаби программавии дар
давлати буржуазӣ мақоми фармонфармоӣ доштани пар-
ламент, яъне маҷлиси намояндагони халқро муҳокима
мекунад ва ин эътиқоди ба куллӣ дурусти худро дар
хусуси мақоми фармонфармоӣ доштани капитали калон
дар шароити ҳар чӣ хел тартиботи мамлакати буржуазӣ
қобили татбиқ аст мегӯяд, айнан ҳамон тавр оқилона аст.

Шубҳае нест, ки қисми зиёди Осиё, ки қисми аз ҳама
сернуфустари дунё аст, ё дар ҳолати мустамликаҳои
«давлатҳои бузург» ва ё ин ки дар ҳолати давлатҳои хеле
номустақил ва аз ҷиҳати миллӣ мазлум мебошад. Аммо
магар ин нуктаи ба ҳама маълум лоақал заррае ҳам ба
он [illegible] мерасонад, ки дар худи Осиё шароити
тара[illegible]чи комилтари истеҳсолоти молӣ, инкишо-

фи озодтар, васеътар ва тезтари капитализм фақат дар Япония, яъне фақат дар давлати мустақили миллӣ ба вуҷуд омадааст? Ин давлат давлати буржуазист ва бино-бар ин худи вай ба миллатҳои дигар зулм мекардагӣ ва мустамликаҳоро ба асорати худ медаровардагӣ шуд; мо намедонем, ки Осиё пеш аз шикаст хӯрдани капитализм мопанди Европа дар системаи давлатҳои мустақили мил-лӣ такмил ёфта метавонад ё не. Аммо ҳаминаш бешубҳа аст, ки капитализм Осиёро бедор карда, дар он ҳам дар ҳама ҷоҳо ҳаракатҳои миллиро ба майдон овард, майл-ҳои ин ҳаракатҳо дар Осиё ба вуҷуд овардани давлатҳои миллӣ мебошанд, барои тараққиёти капитализм шароити аз ҳама беҳтарро маҳз ҳамин гуна давлатҳо таъмин ме-кунанд. Мисоли Осиё *ба тарафдории* Каутский, *бар му-қобили* Роза Люксембург далолат мекунад.

Мисоли давлатҳои Балкан ҳам ба муқобили Роза Люксембург далолат мекунад, зеро акнун ҳар кас меби-над, ки шароити аз ҳама беҳтари тараққии капитализм дар Балкан айнан ба қадри дар ин нимҷазира ба вуҷуд омадани давлатҳои мустақили миллӣ фароҳам меоянд.

Бинобар ин, ҳам мисоли тамоми инсонияти пешқадами мутамаддин, ҳам мисоли Балкан, ҳам мисоли Осиё, бар хилофи Роза Люксембург, бешубҳа дуруст будани ақи-даи Каутскийро исбот мекунанд: давлати миллӣ қоида ва «норма»-и капитализм аст, давлати аз ҷиҳати ҳайати миллӣ рангоранг қафомондагӣ ё истисно мебошад. Аз нуқтаи назари муносибатҳои миллӣ барои тараққии ка-питализм шароити аз ҳама беҳтарро бешубҳа, давлати миллӣ ба вуҷуд меоварад. Ин, албатта, чунин маъное надорад, ки ин гуна давлат дар заминаи муносибатҳои буржуазӣ истисмор ва зулми миллатҳоро аз миён бар-дошта метавониста бошад. Ин факт чунин маъно дорад, ки марксистон омилҳои тавонои *иқтисодиеро*, ки майлҳои ба вуҷуд овардани давлатҳои миллиро ба миён меова-ранд, аз назар дур партофта наметавонанд. Ин чунин маъно дорад, ки «худмуайянкунии миллатҳо» дар прог-раммаи марксистон, аз нуқтаи назари таърихӣ-иқтисодӣ, ғайр аз худмуайянкунии сиёсӣ, мустақилияти давлатӣ, ба вуҷуд овардани давлати миллӣ маънои дигаре дошта *наметавонад*.

Аз нуқтаи назари марксистӣ, яъне аз нуқтаи назари синфии пролетарӣ ба тарафдорӣ карда шудани талаби буржуазӣ-демократии «давлати миллӣ» чӣ шартҳо монда мешавад, дар ин хусус дар поёнтар батафсил сухан ме-



равад. Ҳозир мо бо таъриф кардани *мафҳуми* «худмуай-янкунӣ» маҳдуд мешавем ва бояд боз ҳаминашро қайд кунем, ки Роза Люксембург чӣ будани мазмуни ин маф-ҳум («давлати миллӣ»)-ро *медонад*, дар сурате ки та-рафдорони оппортунисти вай, Либманҳо, Семковскийҳо, Юркевичҳо, *ҳатто ҳаминро ҳам намедонанд!*

## 2. Гузориши таърихан конкретии масъала

Дар вақти таҳлил кардани ҳар чӣ хел масъалаи со-циалӣ онро дар доираи *муайяни* таърихӣ гузоштан ва баъд, агар сухан дар бораи як мамлакат (масалан, дар бораи программаи миллӣ барои мамлакати муайян) ме-рафта бошад, хусусиятҳои конкретиеро, ки дар ҳудуди ҳамон як давраи таърихӣ ин мамлакатро аз мамлакат-ҳои дигар фарқ мекунонанд, ба ҳисоб гирифтан шарти ҳатмии назарияи марксистӣ мебошад.

Ин талаби ҳатмии марксизм, агар онро ба масъалаи муҳокима кардаистодаамон татбиқ кунем, чист?

Пеш аз ҳама вай зарурияти ду давраи аз нуқтаи на-зари ҳаракатҳои миллӣ аз якдигар ба куллӣ фарқдоштаи капитализмро бекамукост аз ҳам ҷудо кардан аст. Аз як тараф, ин давраи шикасти феодализм ва мутлақият, давраи ба вуҷуд омадани ҷамъият ва давлати буржуазӣ-демократӣ аст, ки дар ин давра ҳаракатҳои миллӣ авва-лин бор ҳаракатҳои оммавӣ мешаванд, ба ин ё он тарз *ҳама* синфҳои аҳолиро бо роҳи матбуот, бо роҳи дар му-ассисаҳои ваколатдор иштирок кардан ва ҳоказо ба май-дони сиёсат мекашанд. Аз тарафи дигар, мо дар пеши худ давраи давлатҳои ба куллӣ такмильёфтаи капиталис-тиро мебинем, ки ин давлатҳо сохти кайҳо боз барқарор-шудаи конституционӣ, антагонизми хеле тараққикардаи пролетариат ва буржуазияро доро мебошанд, — даврае, ки онро арафаи шикастьёбии капитализм номидан мум-кин аст.

Барои даврам якум бедор шудани ҳаракатҳои миллӣ ба муносибати мубориза дар роҳи ба даст даровардани озодии сиёсӣ умуман ва аз он ҷумла дар роҳи ҳуқуқҳои миллат ба ин ҳаракатҳо ҷалб шудани деҳқонон, ки таба-қаи аз ҳама сершумортар ва барои «хуруҷ бардоштан» табақаи аз ҳама «вазнинтари» аҳолӣ мебошанд, хос аст. Барои даврам дуюм набудани ҳаракатҳои оммавии бур-жуазӣ-демократӣ хос аст, ки капитализми тараққикарда

миллатҳои ба обороти савдо ба куллӣ кашидашударо торафт бештар ба ҳам наздик карда ва бо ҳам аралаш намуда, антагонизми капитали дар миқьёси байналмилалӣ мудаввара бо ҳаракати байналмилалии коргарон ба мадякшударо бо ҳаракати байналмилалии коргарон ба мадди аввал мегузорад.

Албатта, ин ва он давра аз якдигар бо деворе ҷудо набуда, балки ба воситаи халқҳои гузарандаи сершуморе ба ҳам пайваст мебошанд, зимнан мамлакатҳои гуногун боз бо суръати тараққиёти миллӣ, бо ҳайати миллии аҳолиашон, бо ҷой гирифтани онҳо ва ғайра ва ҳоказо аз ҳам фарқ мекунанд. Дар бораи иқдом кардан ба программаи миллӣ аз тарафи марксистони мамлакати муайян бе дар назардошти ҳамаи шароити умумитаърихӣ ва конкретӣ-давлатӣ ҷои гап ҳам нест.

Ана дар худи ҳамин ҷо мо ба суттарин ҷои муҳокимаронихои Роза Люксембург дучор мешавем. Ӯ бо як ҷидду ҷаҳди фавқулодда мақолаи худашро бо як тӯда калимаҳои «тунд» бар муқобили § 9 программаи мо зебу зинат дода, онро «саросарӣ», «шаблонӣ», «суханҳои метафизикӣ» ва то охир ҳамин тавр эълон мекунад. Чашм доштани ҳамин табиӣ мебуд, ки нависандае, ки метафизикаро (дар он маъное, ки Маркс мефаҳмад, яъне антидиалектикаро) ва абстракцияҳои хушкухолиро ин қадар нағз маҳкум мекунад, ба мо намунаи ба таври конкретӣ-таърихӣ санҷидани масъаларо хоҳад дод. Сухан дар бораи программаи миллии марксистони як мамлакати муайян, яъне Россия, як давраи муайян, яъне аввали асри XX, меравад. Эҳтимол, Роза Люксембург маҳз дар бораи *чӣ гуна* давраи *таърихиро* аз сар гузаронда истодани Россия, дар бораи *чӣ гуна* будани хусусиятҳои *конкретии* масъалаи миллӣ ва ҳаракатҳои миллии мамлакати *муайян* дар давраи *муайян* масъала гузорад?

*Роза Люксембург дар ин хусус мутлақо чизе намегӯяд!* Шумо аз таҳлили масъала дар бораи он ки масъалаи миллӣ дар давраи муайяни таърихӣ дар *Россия* чӣ гуна дар миён истодааст, хусусиятҳои Россия дар ин бобат чӣ гуна мебошанд, — дар мақолаи вай нишонае ҳам намеёбед!

Ба мо мегӯянд, ки масъалаи миллӣ дар Балкан назар ба Ирландия дигархелтар дар миён монда мешавад, ба мо мегӯянд, ки Маркс ба ҳаракати миллии Польша ва Чехия дар шароити конкретии соли 1848 ана ҳамин хел баҳо медод (аз Маркс як саҳифа иқтибос оварда мешавад), мегӯянд, ки Энгельс ба муборизаи кантонҳои ҷангали Швейцария бар муқобили Австрия ва ба корзори назди Моргартен, ки дар соли 1315 рӯй дода буд, ана ҳамин тавр баҳо медод (як саҳифа иқтибос аз Энгельс бо шарҳу тафсири дахлдор аз Каутский), мегӯянд, ки Лассаль ҷанги деҳқонии дар Германия дар асри XVI шудагузаштаро ҷанги реакционӣ ҳисоб мекард ва ҳоказо.

Гуфтан мумкин нест, ки ин эродҳо ва ин иқтибосҳо бисьёр ҳам наванд, лекин ба ҳар ҳол барои хонанда гаштаву баргашта ба хотир овардани ин ки чи тавр маҳз Маркс, Энгельс ва Лассаль ба таҳлили масъалаҳои конкретӣ-таърихии мамлакатҳои ҷудогона муносибат мекарданд, холӣ аз мароқ нест. Кас ин иқтибосҳои ибратомӯзи аз Маркс ва Энгельс овардашударо такроран хонда, бо як возеҳии махсусе мебинад, ки Роза Люксембург худашро ба чӣ ҳоли хандаоваре гузоштааст. Вай бо камоли фасоҳат ва бо оташинӣ зарурияти ба таври конкретӣ-таърихӣ таҳлил кардани масъалаи миллиро дар мамлакатҳои гуногун дар вақтҳои гуногун ваъз мекунад, — вале вай барои муайян кардани ин ки *Россия* дар аввали асри XX *кадом* марҳалаи таърихии капитализмро аз сар гузаронда истодааст, *хусусиятҳои* масъалаи миллӣ дар ин мамлакат чӣ гуна мебошанд, *заррае ҳам* кӯшиш намекунад. Роза Люксембург мисолҳои масъаларо чӣ гуна ба таври марксистӣ таҳлил кардани *дигаронро* нишон медиҳад, гӯё бо ин кораш қасдан таъкид карданӣ мешавад, ки чӣ қадарҳо роҳи дӯзахро бо ниятҳои нек фарш мекунанд ва чӣ гуна бо маслиҳатҳои нек барои дар амал аз ин маслиҳатҳои нек истифода бурдан хоҳиш надоштан ё натавонистани худро рӯйпӯш менамоянд.

Инак яке аз муқоисаҳои ибратомӯз. Роза Люксембург ба шиори истиқлолияти Польша муқобил баромада, асари дар соли 1898 навишташудаи худро далел меоварад, ки дар он асар бо суръат «тараққӣ кардани саноати Польша» ва ба Россия бароварда шудани маҳсулоти фабрикӣ исбот карда шуда буд. Ҳоҷат ба гуфтан ҳам нест, ки аз ин ҷо дар масъалаи *ҳуқуқи* худмуайянкунӣ ҳанӯз мутлақо хулосае намебарояд ва бо ин фақат барҳам хӯрдани Польшаи кӯҳнаи шляхтӣ исбот шудааст ва ҳоказо. Роза Люксембург бошад, номаълумакак доимо ба он хулосае мегузарад, ки гӯё дар байни омилҳое, ки Россияро бо Польша мепайвандад, худи ҳозир ҳам омилҳои соф иқтисодии муносибатҳои ҳозираи капиталистӣ бартарӣ дошта бошанд.

Аммо инак Розаи мо ба сари масъалаи автономия ме-

ояд — ва агарчи мақолаи вай *умуман* «Масъалаи миллӣ ва автономия» ном дошта бошад ҳам — ба автономия ҳуқуқи *мустасно* доштани кишвари королии Польшаро исбот кардан мегирад (дар ин хусус нигоҳ кунед ба «Просвещение» с. 1913, № 12*). Барои тасдиқи ҳуқуқ доштани Польша ба автономия Роза Люксембург сохти давлатии Россияро аз рӯи нишонаҳои, зоҳиран, ҳам иқтисодӣ, ҳам сиёсӣ, ҳам маишӣ ва ҳам социологӣ — бо маҷмӯи хусусиятҳое, ки дар ҷамъбаст мафҳуми «истибдоди осиёӣ»-ро ҷилвагар месозанд, тавсиф мекунад (№ 12 «Przeglad»[17], саҳ. 137).

Ба ҳама маълум аст, ки ин гуна сохти давлатӣ дар он мавридҳое, ки дар иқтисодиёти мамлакати муайян ҷиҳатҳои тамоман патриархалии *то*капиталистӣ бартарӣ дошта ва тараққии хоҷагии молӣ ва дифференциацияи синфӣ ба дараҷаи ночиз бошад, мустаҳкамии хеле зиёде дорад. Ва агар дар чунин мамлакате, ки сохти давлатиаш характери тамоман *то*капиталистӣ дорад, вилояти миллии ҳудудан ҷудошудае вуҷуд дошта бошад, ки капитализмаш *босуръат* тараққӣ кардааст, пас ин тараққии капиталистӣ ҳар қадар ки босуръаттар бошад, зиддияти байни он ва сохти давлатии *то*капиталистӣ ҳамон қадар зӯртар аст, аз мамлакати том ҷудо шудани вилояти пешқадам — вилояте ки бо мамлакати том на бо алоқаҳои «ҳозиран капиталистӣ», балки бо алоқаҳои «истибдоди осиёӣ» пайваста аст, ҳамон қадар ба эҳтимол наздиктар аст.

Ба ҳамин тариқ, Роза Люксембург ҳатто дар масъалаи сохти социалии ҳокимият дар Россия нисбат ба Польшаи буржуазӣ фикрашро ҳаргиз то ба охир нарасондааст, масъалаи хусусиятҳои конкретӣ-таърихии ҳаракатҳои миллиро дар Россия бошад, ӯ ҳатто ба миён ҳам намондааст.

Маҳз дар болои ин масъала мо бояд истода гузарем.

## 3. Хусусиятхои конкретии масъалаи миллӣ дар Россия ва дигаргунсозии буржуазӣ-демократии он

«...Бо вуҷуди ҳар хел фаҳмида шудани принципи «ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо», ки соф суханони умумӣ буда, на фақат нисбат ба халқҳои сокини Россия, балки зоҳиран, нисбат

* Ниг. ҳамин нашр, саҳ. 32—39. *Ред.*



ба миллатҳое, ки дар Германия ва Австрия, дар Швейцария, дар Америка ва Австралия зиндагӣ мекунанд, низ як хел қобили татбиқ бошад ҳам, лекин мо онро дар ҳеҷ кадом программаи партияҳои социалистии ҳозира пайдо намекунем...» (№ 6, Przeglad», саҳ. 483).

Роза Люксембург дар сари ҳуҷуми худ ба муқобили § 9 программаи марксистӣ ҳамин тавр менависад. Роза Люксембург мафҳуми «соф суханони умумӣ» будани ин пункти программаро ба мо часпонда, маҳз худаш ба ҳамин гуноҳ гирифтор шуда, бо як ҷасорати хандаоваре изҳор мекунад, ки гӯё ин пункт «зоҳиран» нисбат ба Россия, Германия ва ғайра «як зайл қобили татбиқ» бошад.

Зоҳиран, — мегӯем мо дар ҷавоб, — Роза Люксембург дар мақолаи худ маҷмӯи хатоҳои мантиқиеро додаӣ шудааст, ки барои машқҳои таълимии гимназистон кор меоянд. Зеро суханҳои дабдабанокӣ Роза Люксембург сар то сар бемаънигист ва масхара кардани гузориши таърихӣ-конкретии масъала мебошад.

Агар кас программаи марксистиро на ба таври кӯдакона, балки ба таври марксистӣ маънидод кунад, пай бурдан мушкил нест, ки вай ба ҳаракатҳои миллии буржуазӣ-демократӣ дахл дорад. Модоме ки ҳамин тавр аст, — ин бошад, бешубҳа, ҳамин тавр аст, — дар он сурат аз ин ҷо «равшан аст», ки ин программа «саросар» чун «суханони умумӣ» ва ҳоказо ба *ҳама* мавридҳои ҳаракатҳои миллии буржуазӣ-демократӣ дахл дорад. Агар Роза Люксембург андаке фикр мекард, он хулосаеро боз ҳам равшантар мефаҳмид, ки программаи мо *фақат* ба мавридҳои мавҷуд будани ин гуна ҳаракат дахл дорад.

Роза Люксембург агар дар бобати ин мулоҳизаҳои худ аз худ равшан камтар фикр мекард, вай ҷӣ гапи бемаънӣ гуфтанашро худаш ҳам бе машаққати зиёде медид. Вай *моро* дар пешниҳод кардани «суханони умумӣ» айбдор карда, *ба муқобили* мо он далелеро мисол меоварад, ки дар программаи он мамлакатҳое ки дар онҳо ҳаракатҳои миллии буржуазӣ-демократӣ *вуҷуд надоранд*, дар бораи худмуайянкунии миллатҳо чизе гуфта нашудааст. Далели бисьёр оқилона!

Муқоиса кардани тараққиёти сиёсӣ ва иқтисодии мамлакатҳои гуногун ва инчунин программаҳои марксистии онҳо аз нуқтаи назари марксизм аҳамияти бузург дорад, зеро ҳам ба як зайл умумӣ будани табиати капиталистии давлатҳои ҳозира ва ҳам ба қонуни умумии тараққиёти

онҳо ҷой шубҳа нест. Аммо барои ин гуна муқоиса ҳунар даркор. Дар ин ҳол муайян кардани масъалаи он ки дав-раҳои таърихии тараққиёти мамлакатҳои муқоисашаванда *қобили муқоиса* ҳастанд ё не, шарти ба ҳама маълуме мебошад. Масалан, программаи аграрии марксистони русро бо программаҳои аграрии мамлакатҳои Европаи Ғарбӣ фақат ҷоҳилони комил (аз қабили князь Е. Трубецкой дар «Русская Мысль») «муқоиса» карда метавонанд, зеро программаи мо аз масъалаи дигаргунсозии аграрии *буржуазӣ-демократӣ* баҳс мекунад, ва ҳол он ки дар мамлакатҳои ғарбӣ дар бораи ин дигаргунсозӣ гапе ҳам нест.

Дар бобати масъалаи миллӣ низ ҳамин тавр аст. Дар аксарияти мамлакатҳои ғарбӣ масъалаи миллӣ ким-кайҳо ҳал шудааст. Дар программаи ғарбӣ ба масъалаҳои номавҷуд ҷавоб ҷустан хандаовар аст. Роза Люксембург дар ин ҷо нуктаи асоситаринро фаромӯш кардааст: он нукта ҳам ин аст, ки дар миёни мамлакатҳое, ки дигаргунсозиҳои буржуазӣ-демократияшон кайҳо тамом шудааст ва мамлакатҳое, ки дигаргунсозиҳои буржуазӣ-демократияшон нотамом аст, тафовут ҳаст.

Асли гап дар сари ҳамин тафовут аст. Комилан ба назари эътибор гирифта нашудани ҳамин тафовут аст, ки мақолаи дуру дарози Роза Люксембургро ба маҷмӯи суханҳои хушкухолӣ ва пучи умумӣ табдил медиҳад.

Дар Европаи Ғарбии континенталӣ давраи революцияҳои буржуазӣ-демократӣ муддати басе муайяни вақтро, тахминан аз соли 1789 то соли 1871-ро дарбар мегирад. Айнан ҳамин давра давраи ҳаракатҳои миллӣ ва ба вуҷуд омадани давлатҳои миллӣ буд. Баъд аз тамом шудани ин давра Европаи Ғарбӣ ба системаи такмильёфтаи давлатҳои буржуазие мубаддал шуд, ки онҳо дар айни ҳол аз рӯи қоидаи умумӣ давлатҳои якмиллата буданд. Бинобар ин ҳозир дар программаҳои социалистони Европаи Ғарбӣ ҳуқуқи худмуайянкуниро ҷустан, яъне алифбои марксизмро нафаҳмидан аст.

Дар Европаи Шарқӣ ва дар Осиё давраи революцияҳои буржуазӣ-демократӣ фақат дар соли 1905 сар шуд. Революцияҳо дар Россия, дар Эрон, Туркия, Хитой, ҷангҳо дар Балкан — ана ҳамин аст силсилаи ҳодисаҳои ҷаҳонии давраи *мо* дар «шарқ»-и мо. Ва дар ин силсилаи ҳодисот фақат одами нобино бедор шудани *як қатор* ҳаракатҳои миллии буржуазӣ-демократӣ, майлҳои ба вуҷуд овардани давлатҳои аз ҷиҳати миллӣ мустақил ва



якмиллатаро надида метавонад. Маҳз аз барои ин ва фақат аз барои он ки Россия бо ҳамроҳии мамлакатҳои ҳамсоя ин давраро аз сар гузаронда истодааст, ба мо дар программаи мо будани пункти оид ба ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо даркор аст.

Аммо иқтибоси дар боло аз мақолаи Роза Люксембург овардаамонро боз як қадар давом диҳем:

«...Хусусан, — менависад вай, — программаи партияе, ки дар давлати дорои ҳайати миллии фавқулодда рангоранг амал мекунад ва масъалаи миллӣ барои он роли муҳим мебозад,— яъне программаи социал-демократияи Австрия дар худ принципи ба худмуайянкунӣ ҳуқуқ доштани миллатҳоро надорад» (дар ҳамон ҷо).

Инак, мехоҳанд «хусусан» бо мисоли Австрия гапашонро ба хонанда маъқул кунанд. Аз нуқтаи назари конкретӣ-таърихӣ нигоҳ кунем, ки дар ин мисол гапи оқилона бисьёр аст ё не.

1-ум, масъалаи асосии ба итмом расидани революцияи буржуазӣ-демократиро ба миён монем. Дар Австрия вай аз соли 1848 сар шуда ва дар соли 1867 ба охир расид. Аз он вақт ин ҷониб дар он ҷо дар давоми қариб ним аср конституцияи умуман барқароршудаи буржуазӣ ҳукмфармост, ки дар заминаи ин конституция партияи легалии коргарӣ ба таври легалӣ амал мекунад.

Бинобар ин дар шароити дохилии тараққиёти Австрия (яъне аз нуқтаи назари тараққиёти капитализм дар Австрия умуман ва аз он ҷумла дар миллатҳои ҷудогонаи он) *омилҳое* нестанд, ки ҷаҳишҳоро ба миён оваранд, ки ба вуҷуд овардани давлатҳои аз ҷиҳати миллӣ мустақил яке аз ҳамроҳони ин ҷаҳишҳо буда метавонад. Роза Люксембург, ки бо муқоисаи худ Россия дар ҳамин пункт дар айни ҳамин гуна шароит мебошад, гуфта тахмин мекунад, на фақат тахмини ба куллӣ нодурусти зиддитаърихӣ мекунад, балки беихтиёр ба таърифи ликвидаторчигӣ ғелида меравад.

2-юм, таносуби тамоман гуногуни байни миллатҳо дар Австрия ва дар Россия дар сари масъалае, ки мавзӯи баҳси мо қарор ёфтааст, аҳамияти махсусан калоне дорад. Австрия на фақат муддати дарозе давлате буд, ки аҳолии немисаш бартарӣ дошт, балки немисҳои австриягӣ даъвои дар байни умуман миллати немис гегемон буданро доштанд. Ин «даъво», чунон ки шояд Роза Люксембург (ки суханҳои умумӣ, шаблонҳо, абстракцияҳоро гӯё ин қадар нағз намедидааст...), марҳамат карда ба хотираш оварад, дар натиҷаи ҷанги соли 1866 барбод рафт. Миллати дар Австрия ҳукмфармо, яъне немисҳо *аз ҳу-*

4—7677

*дуди* давлати мустақили немисӣ, ки он соли 1871 комилан ташаккул ёфта буд, *берун* монд. Аз тарафи дигар, кӯшиши венгерҳо дар роҳи ба вуҷуд овардани давлати мустақили миллӣ ҳанӯз дар соли 1849, дар зери зарбаҳои қӯшуни крепостнойи рус шикаст хӯрда буд.

Ба ҳамин тариқ, вазъияти фавқулодда ба худ хосе ба вуҷуд омад: аз тарафи венгерҳо ва баъд чехҳо майли на ҷудо шудан аз Австрия, балки нигоҳ доштани яклухтии Австрия маҳз ба манфиатҳои истиқлолияти миллӣ пайдо шуд, ки ин истиқлолияти миллӣ мумкин буд аз тарафи ҳамсояҳои даррандатар ва зӯртар тамоман пахш карда шавад! Австрия ба сабаби ҳамин вазъияти ба худ хос давлати думарказа (дуалистӣ) шуд ва ҳоло ба давлати семарказа (триалистӣ: немисҳо, венгерҳо, славянҳо) мубаддал шуда истодааст.

Оё дар Россия ба ин монанд чизе ҳаст? Оё дар мамлакати мо «қавмҳои ғайр» дар зери хатари пеш омадани зулми аз ин *бадтари* миллӣ ба як шудан бо великорусҳо майл доранд?

Ин саволро ба миён мондан кифоя аст, то кас бубинад, ки дар сари масъалаи худмуайянкунии миллатҳо бо Австрия муқоиса карда шудани Россия то чӣ андоза бемаъно, шаблонӣ ва ҷоҳилист.

Шароити ба худ хоси Россия аз ҷиҳати масъалаи миллӣ айнан баръакси он аст, ки мо дар Австрия мебинем. Россия давлатест, ки маркази ягонаи миллӣ дорад, ки он маркази миллии великорусҳо мебошад. Великорусҳо территорияи азими яклухтеро ишғол карда, шумораашон тахминан ба 70 миллион мерасад. Хусусияти ин давлати миллӣ, 1-ум, дар ин аст, ки «қавмҳои ғайр» (ки умуман аксарияти аҳолиро ташкил медиҳанд — 57%) фақат дар канорҳои мамлакат сокин мебошанд; 2-юм, дар он аст, ки зулму тааддӣ дар ҳаққи ин қавмҳои ғайр назар ба давлатҳои ҳамсоя (ва ҳатто на фақат назар ба давлатҳои Европа) хеле зӯртар аст; 3-юм, дар ин аст, ки дар як қатор мавридҳо қавмҳои мазлуми дар кишварҳои канорӣ зиндагикунанда дар он тарафи сарҳад ҳамқавмҳо доранд, ки аз истиқлолияти зиёдтари миллӣ бахра мебаранд, (лоақал дар садҳадҳои ғарбӣ ва ҷанубии давлат — финҳо, шведҳо, полякҳо, украинҳо, румыниҳоро ба хотир овардан кифоя аст); 4-ум, дар он аст, ки тараққии капитализм ва дараҷаи умумии маданӣ аксар вақт дар кишварҳои канории «қавмҳои ғайр» назар ба маркази давлат баландтар аст. Ниҳоят, маҳз дар давлатҳои ҳамсояи осиёӣ мо давраи саршудани революцияҳои буржуазӣ ва ҳаракатҳои миллиро мебинем, ки қисман қавмҳои ба онҳо хеши дар ҳудуди Россия бударо фаро мегиранд.

Ба ҳамин тариқ, маҳз хусусиятҳои конкретии таърихии масъалаи миллӣ дар Россия эътирофи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳоро дар мо дар давраи аз сар гузаронда истодаамон махсусан муҳим мегардонанд.

Зотан, ҳатто аз нуқтаи назари соф амалӣ ҳам, дар программаи социал-демократҳои Австрия эътироф карданн ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо нест, гуфта даъво кардани Роза Люксембург нодуруст аст. Протоколҳои съезди Брюнниро, ки программаи миллиро[18] қабул карда буд, гирифта кушода дидан кифоя аст, ва мо дар он ҷо изҳороти социал-демократи русин Ганкевичро аз номи тамоми ҳайати вакилони украин (русин) (саҳ. 85 протоколҳо) ва изҳороти социал-демократи поляк Регерро аз номи тамоми ҳайати вакилони поляк (саҳ. 108) мебинем, ки дар ин изҳоротҳо чунин гуфта шудааст: социал-демократҳои австриягии ҳар ду миллати номбурда ба ҷумлаи майлҳои худ майли муттаҳидшавии миллӣ, озодӣ ва истиқлолияти халқҳои худро дохил мекунанд. Аз ин мебарояд, социал-демократияи Австрия дар программаи худ ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳоро рӯирост пешниҳод накунад ҳам, дар айни замон ба пешниҳод карда шудани талаби мустақилияти миллӣ аз тарафи *қисмҳои* партия комилан розӣ мешавад. Ин, албатта, дар ҳақиқати ҳол ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳоро эътироф кардан аст! Ба ҳамин тариқ маълум мешавад, ки истиноди Роза Люксембург ба Австрия дар *ҳама* бобатҳо *бар муқобили* Роза Люксембург далолат мекунад.

## 4. «Практицизм» дар масъалаи миллӣ

Оппортунистон он далели Роза Люксембургро, ки гӯё § 9 программаи мо дар худ ягон ҷиҳати «амалӣ» надорад, бо ҷидду ҷаҳди махсусе дастак кардаанд. Роза Люксембург ба ин далелаш чунон мафтун аст, ки мо баъзан дар мақолаи вай дар ҳар як саҳифа ҳашт бор такрор шудани ин «шиор»-ро мебинем.

§ 9 «барои сиёсати ҳаррӯзаи пролетариат, — меновисад вай, — ҳеҷ як дастури амалие намедиҳад, ҳеҷ як роҳи ҳалли амалии масъалаҳои миллиро нишон намедиҳад».

Ин далелро дида бароем, ки он боз ҳамин тавр ифода

карда мешавад, ки гӯё § 9 ё ҳеҷ чизеро ифода намекунад ё ин ки ба тарафдорӣ кардани ҳамаи майлҳои миллӣ водор мекунад.

Талаби «амалӣ будан» дар масъалаи миллӣ чӣ маъно дорад?

Ё тарафдорӣ кардан ба ҳама майлҳои миллӣ; ё ба масъалаи ҷудо шудани ҳар кадом миллат ҷавоби «ҳа ё не» додан; ё умуман бевосита «қобили иҷро» будани талабҳои миллӣ.

Ин ҳар се маънои эҳтимолии талаби «амалӣ будан»-ро дида мебароем.

Буржуазияе, ки табиист дар аввали ҳар кадом ҳаракати миллӣ гегемони(роҳбари) ин ҳаракат шуда ба майдон мебарояд, ба ҳама майлҳои миллӣ тарафдорӣ карданро кори амалӣ ҳисоб мекунад. Аммо сиёсати пролетариат дар масъалаи миллӣ (чунон ки дар масъалаҳои дигар ҳам) буржуазияро фақат дар роҳи муайян дастгирӣ мекунад, лекин ҳеҷ гоҳ бо сиёсати он мувофиқат намекунад. Синфи коргар буржуазияро фақат ба манфиати сулҳи миллӣ (ки буржуазия ин сулҳро пурра фароҳам оварда наметавонад ва ин сулҳ фақат ба қадри демократикунонии *комил* амалӣ шуда метавонад, ба манфиати баробарҳуқуқӣ, ба манфиати дар шароити ҳарчи беҳтар гузоштани муборизаи синфӣ дастгирӣ мекунад. Бинобар ин пролетарҳо айнан *ба муқобили практицизми* буржуазия дар масъалаи миллӣ сиёсати *принципиро* муқобил гузошта, ҳамеша буржуазияро *фақат ба таври шартӣ* дастгирӣ менамоянд. Ҳар кадом буржуазия дар кори миллӣ ё хоҳони ба даст даровардани имтиёзҳо барои миллати *худ* аст, ё хоҳони фоидаҳои мустасно барои он; ана ҳамин «амалиячигӣ» ном дорад. Пролетариат ба ҳама гуна имтиёзҳо муқобил аст, ба ҳама гуна мустасногӣ муқобил аст. Аз вай «практицизм»-ро талаб кардан, яъне ба манфиати буржуазия кор кардан, ба оппортунизм дода шудан аст.

Оё ба саволи ҷудо шудани ҳар як миллат ҷавоби «ҳа ё не» додан лозим аст? Ин талаб хеле «амалӣ» ба назар менамояд. Лекин дар асл он ночаспон, аз ҷиҳати назариявӣ метафизикӣ буда, дар амал бошад ба сӯи тобеъ шудани пролетариат ба сиёсати буржуазия мебарад. Буржуазия ҳамеша талабҳои миллии худашро ба маддн аввал мегузорад. Ин талабҳоро бе қайду шарт мегузорад. Барои пролетариат ин талабҳои миллӣ ба манфиатҳои муборизаи синфӣ тобеъ мебошанд. Аз ҷиҳати назариявӣ пешакӣ зомин шудан мумкин нест, ки революцияи буржуазӣ-демократиро оё ҷудо шудани фалон миллат ба охир мерасонад ё ин ки бо миллати дигар ҳуқуқи баробар доштани он; барои пролетариат *дар ҳар ду маврид* инкишофи синфи худро таъмин кардан муҳим аст; барои буржуазия ин инкишофро ба душворӣ андохтан, вазифаҳои онро нисбат ба вазифаҳои миллати «худ» ба ақиб партофтан муҳим аст. Бинобар ин пролетариат, гуфтан мумкин аст, бо талаби манфии эътироф кардани *ҳуқуқи* худмуайянкунӣ маҳдуд шуда, барои ягон миллат гарантияе намедиҳад, *аз ҳисоби* миллати дигар ба вай *ягон чиз* доданро ба гардан намегирад.

Бигузор ин «амалӣ» набошад, аммо ин дар асл аз ҳалкуниҳои эҳтимолӣ барои ҳалли демократитар аз ҳама аниқтар гарантия медиҳад; барои пролетариат *фақат* ҳамин гарантияҳо даркор мебошанд, лекин ба буржуазия ҳар кадом миллат гарантияҳои манфиатҳои *он* заруранд, ба аҳволи миллатҳои дигар бошад (яъне ба зарарҳои эҳтимолии онҳо) вай парвое надорад.

Барои буржуазия «қобили иҷро будани» талаботи муайян аз ҳама муҳимтар аст, — аз ҳамин ҷост, ки вай бо буржуазияи миллатҳои дигар бар зарари пролетариат ҳамеша сиёсати созишро пеш мегирад. Барои пролетариат бошад, синфи худро ба муқобили буржуазия мустаҳкам кардан, оммаҳоро дар рӯҳи демократияи босубот ва социализм тарбия намудан муҳим аст.

Бигузор ин барои оппортунистон «амалӣ» набошад, аммо ин ягона гарантия дар амал гарантияи баробарҳуқуқии максималии миллӣ ва сулҳ бар хилофи ҳам феодалҳо ва ҳам буржуазияи *миллатчӣ* мебошад.

Тамоми вазифаи пролетарҳо дар масъалаи миллӣ аз нуқтаи назари буржуазияи *миллатчии* ҳар кадом миллат «ғайриамалӣ» аст, зеро пролетарҳо, ки ба ҳар хел миллатчигӣ душман ҳастанд, баробарҳуқуқии «абстрактӣ», принципиан набудани камтарин имтиёзҳоро талаб мекунанд. Роза Люксембург ин маъниро нафаҳмида, практицизмро бехирадона мадҳу ситоиш карда, маҳз барои оппортунистон, хусусан барои гузаштҳои оппортунистӣ ба миллатчигии великорусӣ дарвозаро васеъ кушодааст.

Барои чӣ ба миллатчигии великорусӣ? Барои он ки великорусҳо дар Россия миллати зулмкунанда мебошанд, аз ҷиҳати миллӣ бошад, оппортунизм, табиист ки дар байни миллатҳои мазлум ва дар байни миллатҳои зулмкунанда ба таври гуногун ифода меёбад.

Буржуазияи миллатҳои мазлум аз барои «амалӣ кардан»-и талабҳои худ пролетариатро водор мекунад, ки майлҳои буржуазияи миллиро бечуну чаро дастгирӣ кунад. Барои ҷудо шудани *фалон* миллат, на ин ки барои *ҳуқуқи* ҷудо шудани ҳама ва ҳар гуна миллатҳо, рӯирост «ҳа» гуфтан аз ҳама амалитар аст!

Пролетариат ба ин гуна практицизм муқобил аст: вай баробарҳуқуқӣ ва ба давлати миллӣ ҳуқуқи баробар доштани миллатҳоро эътироф карда, иттифоқи пролетарҳои ҳамаи миллатҳоро аз ҳама афзалтар ва авлотар медонад, ба тарзе ки ба ҳар кадом талаби миллӣ, ба ҳар кадом ҷудошавии миллӣ *аз нуқтаи назари* муборизаи синфии коргарон баҳо медиҳад. Шиори практицизм дар амал фақат шиори аз нуқтаи назари ғайританқидӣ қабул кардани майлҳои буржуазӣ мебошад.

Ба мо мегӯянд: шумо, ки тарафдори ҳуқуқи ҷудо шудан ҳастед, бо ҳамин ба миллатчигии буржуазии миллатҳои мазлум тарафдорӣ мекунед. Роза Люксембург ҳамин тавр мегӯяд, оппортунист Семковский аз паси ӯ ҳамин тавр такрор мекунад, ки ӯ, дар омади сухан гӯем, дар бобати ҳамин масъала дар газетаи ликвидаторӣ ягона намояндаи идеяҳои ликвидаторӣ мебошад!

Мо дар ҷавоб мегӯем: не, дар ин ҷо маҳз барои буржуазия ҳалли «амалӣ» муҳим аст, лекин барои коргарон *принципан* ҷудо карда шудани ду майл муҳим аст. *Ба андозае ки* буржуазияи миллати мазлум бо миллати золим мубориза мекунад, *ба ҳамон андоза* мо ҳамеша ва дар ҳар сурат ва қатъитар аз ҳама *тарафдорони* он мебошем, зеро мо нотарстарин ва собитқадамтарин душманони зулм ҳастем. Ба андозае ки буржуазияи миллати мазлум тарафдори миллатчигии буржуазии *худ* мебошад, мо ба он муқобил ҳастем. Ба муқобили имтиёзҳо ва зӯригариҳои миллати золим мубориза бурда, ба майли соҳиби имтиёзҳо шудани миллати мазлум ҳеҷ роҳ додан лозим нест.

Агар мо шиори *ҳуқуқи* ҷудо шуданро ба миён нагузорем ва ин шиорро дар агитация нагузаронем, дар ин сурат мо на фақат ба нафъи буржуазия, балки ба нафъи феодалҳо ва мутлақияти миллати *золим* ҳам амал мекунем. Ин далелро Каутский кайҳо ба муқобили Роза Люксембург пешниҳод карда буд, ва ин далел баҳсноталаб аст. Роза Люксембург аз тарси ба буржуазияи миллатчии Польша «мадад расондан» *ҳуқуқи* ҷудо шуданро дар программаи марксистони *российягӣ* инкор карда, бо ҳамин *дар амал* ба черносотенҳои великорус мадад мерасонад. Вай дар амал ба оппортунистона сар фуровардан ба имтиёзҳои (ва аз имтиёзҳо ҳам бадтари) великорусҳо мадад мерасонад.

Роза Люксембург бо мубориза бар муқобили миллатчигӣ дар Польша саргарм шуда, миллатчигии великорусҳоро фаромӯш кардааст, гарчи маҳз *ҳамин* миллатчигӣ ҳозир аз ҳама чизҳои дигар хатарноктар аст, маҳз он камтар буржуазӣ буда, бештар феодалӣ мебошад, маҳз он монеаи асосии демократия ва муборизаи пролетарӣ мебошад. Дар *ҳар кадом* миллатчигии буржуазии миллати мазлум мазмуни умумидемократӣ *ба муқобили* зулм ҳаст, ва ана ҳамин мазмунро мо бечуну чаро тарафдорӣ мекунем, лекин дар айни замон майли ба мустасногии миллии худ доштаи онро қатъиян ҷудо карда, ба муқобили майли яҳудиро пахш кардани буржуаи поляк мубориза мебарем ва ғайра ва ҳоказо.

Ин аз нуқтаи назари буржуа ва мещанин «амалӣ» нест. Ин дар масъалаи миллӣ ягона сиёсати амалӣ ва принципӣ аст, ки ба демократия, озодӣ ва ба иттифоқи пролетарӣ ҳақиқатан мадад мекунад.

Эътироф кардани ҳуқуқи ҷудо шудан барои ҳама миллатҳо; ба ҳар як масъалаи конкретии ҷудошавӣ баҳо додан аз нуқтаи назаре ки ҳама гуна нобаробарҳуқуқӣ, ҳама гуна имтиёзҳо, ҳама гуна мустасногиро аз байн бардорад.

Мавқеи миллати зулмкунандаро бигирем. Оё халқе, ки ба халқҳои дигар зулм мекунад, озод буда метавонад? Не. Манфиатҳои озодии аҳолии великорус* ба муқобили ин гуна зулм мубориза бурданро талаб мекунанд. Таърихи дуру дароз, таърихи якасраи пахш карда шудани ҳаракатҳои миллатҳои мазлум пропагандаи доимии ин гуна пахшкунӣ аз тарафи синфҳои «боло» дар роҳи озодии худи халқи великорус дар сифати хурофотҳо ва ҳоказо монеаҳои бузурге ба вуҷуд овардаанд.

---

* Барои Л. Вл. ном шахсе аз Париж ин калима калимаи ғайримарксистӣ намудааст. Ин Л. Вл. ба андозаи хандаовар «Superklug» аст (агар ин калимаро дар маънои ҳаҷвӣ ба забони русӣ тарҷима кунем, «вумный» мешавад). (Дар тоҷикӣ ин калимаро «донотарош» гуфтан мумкин аст. *Эзоҳи тарҷумон).* «Донотарош» Л. Вл., зоҳиран, дар бораи аз программа-минимуми мо (аз нуқтаи назари муборизаи синфӣ!) берун кардани калимаҳои «аҳолӣ», «халқ» ва ҳоказо тадқиқоте навиштанӣ аст.

Черносотенихои великорус ин хурофотхоро дидаю дониста кувват медиханд ва онхоро бармеангезанд. Буржуазияи великорус ба ин хурофотхо сар мефурорад ё ба онхо худро мувофик месозад. Пролетариати великорус доим ба мукобили ин хурофотхо мубориза накарда, максадхои *худро* хосил намуда наметавонад, барои худ ба сӯи озодӣ роххоро тоза карда наметавонад.

Ба вуҷуд овардани давлати миллии мустакил ва дорои истиклолият дар Россия холо имтиёзи факат як миллати великорус мебошад. Мо, пролетархои великорус, ки хеҷ кадом имтиёзхоро химоя намекунем, ин имтиёзро хам химоя наменамоем. Мо дар заминаи мамлакати муайян мубориза мекунем, коргарони хамаи миллатхои давлати муайянро муттахид менамоем, мо барои ин ё он рохи тараккиёти миллӣ зомин шуда наметавонем, мо ба воситаи *хамаи* роххои имконпазир ба сӯи максади синфиамон равон мешавем.

Аммо бо хар гуна миллатчигӣ мубориза набурда ва баробарии миллатхои гуногунро химоя накарда, ба сӯи ин максад рафтан мумкин нест. Масалан, ба Украина давлати мустакил ташкил додан муяссар мешавад ё не, ин ба 1000 омил вобаста аст, ки ин омилхо пешакӣ маълум нестанд. Ва мо бехуда *«фолбинӣ»* накарда, дар чунин фикри бешубха: яъне дар фикри ба ин гуна давлат хукукдор будани Украина сахт меистем. Мо ин хукукро хурмат мекунем, мо ба имтиёзхои великорус нисбат ба украинхо тарафдор нестем, мо оммахоро дар рӯхи эътироф кардани ин хукук, дар рӯхи инкор кардани имтиёзхои *давлатии* хар кадом миллате ки бошад, *тарбия менамоем*.

Дар ҷахишхое, ки хамаи мамлакатхо дар давраи революцияхои буржуазӣ аз сар мегузаронданд, задухӯрдхо ва мубориза аз барои хукуки ба даст даровардани давлати миллӣ мумкин ва ба эхтимол наздик мебошанд. Мо, пролетархо, пешакӣ худамонро *душмани* имтиёзхои великорусӣ эълон мекунем ва пропаганда ва агитацияи худамонро дар хамин рох пеш мебарем.

Роза Люксембург аз паи «практицизм» давида, вазифаи *асосии* амалии пролетариати хам великорус ва хам миллати дигарро, яъне вазифаи ба мукобили хар хел имтиёзхои давлатӣ-миллӣ, барои хукук, барои хукуки баробари хамаи миллатхо ба давлати миллии худ харрӯза агитация ва пропаганда бурданро надида мондааст; ин гуна вазифа дар масъалаи миллӣ (хозир) вазифаи



асосии мо аст, зеро факат бо хамин рох мо манфиатхои демократия ва иттифоки баробархукуки хамаи пролетархои хар гуна миллатхоро химоя мекунем.

Бигузор ин пропаганда хам аз нуктаи назари великорусхо-зулмкунандахо ва хам аз нуктаи назари буржуазияи миллатхои мазлум «гайриамалӣ» бошад (хам инхо ва хам онхо гуфтани ха ё нен *муайянро* талаб карда, социал-демократхоро дар «номуайянӣ» айбдор мекунанд). Дар амал махз хамин пропаганда, ва факат вай тарбияи хакикатан демократӣ ва хакикатан социалистии оммахоро таъмин менамояд. Факат хамин гуна пропаганда хам имконниятхои харчи бештари сулхи миллиро дар Россия, ба шарте ки вай давлати гуногунмиллат шуда мондан гирад ва хам ба таври харчи хушӣ ба хушитар (ва барои муборизаи синфии пролетарӣ безарартар) ба давлатхои гуногуни миллӣ таксим шуданашро, ба шарте ки дар бораи ин гуна таксимшавӣ масъала ба миён ояд, таъмин мекунад.

Барои конкреттар шарх додани ин сиёсат, ки дар масъалаи миллӣ ягона сиёсати пролетарӣ аст, мо ба «худмуайянкунии миллатхо» бо чӣ назар нигох кардани либерализми великорусӣ ва мисоли аз Швеция ҷудо шудани Норвегияро дида мебароем.

## 5. Буржуазияи либералӣ ва оппортунистони социалистӣ дар хусуси масъалаи миллӣ

Мо дидем, ки Роза Люксембург дар мубориза ба мукобили программаи марксистони Россия чунин далелро, ки эътироф кардани хукуки худмуайянкунӣ ба тарафдорӣ кардани миллатчигии буржуазии миллатхои мазлум баробар будааст, яке аз «кузурхои» асосии худ медонад. Аз тарафи дигар, мегӯяд Роза Люксембург, агар бо ин хукук факат мубориза ба мукобили хама гуна зӯригарӣ дар хакки миллатхо фахмида шавад, дар он сурат ба пункти алохидаи программа хоҷат нест, зеро социал-демократия умуман ба хар гуна зӯригарӣ ва нобаробархукукии миллӣ мукобил аст.

Далели якум, чунон ки инро кариб 20 сол аз ин пештар Каутский ба таври раднашаванда нишон дода буд, миллатчигиро аз сари дардманд ба сари солим мепартояд, зеро Роза Люксембург аз миллатчигии буржуазияи

миллатҳои мазлум тарсида, *дар амал* ба нафъи миллатчигии черносотении великорусҳо рафтор мекунад! Далели дуюм, дар асл аз саволи: эътироф карда шудани баробарҳуқуқии миллӣ эътироф кардани ҳуқуқи ҷудо шуданро дарбар мегирад ё не? буздилона гардантобӣ кардан аст. Агар дарбар мегирифта бошад, пас аз ин мебарояд, ки Роза Люксембург дурустии принципии § 9-уми программаи моро эътироф мекунад. Агар дарбар намегирифта бошад, пас аз ин мебарояд, ки вай баробарҳуқуқии миллиро эътироф намекунад. Дар ин ҷо бо гардантобӣ ва найрангбозӣ масъаларо ҳал кардан мумкин нест!

Лекин барои санҷидани далелҳои дар боло зикршуда ва ҳамаи далелҳои ба ҳаминҳо монанд тадқиқ кардани ин ки *синфҳои гуногуни* ҷамъият ба масъала бо чӣ назар нигоҳ мекунанд, воситаи аз ҳама беҳтар мебошад. Барои марксист ин гуна санҷиш шарт аст. Нуктаи объективиро ба асос гирифтан лозим аст, дар ин масъала ба якдигар чӣ муносибат доштани синфҳоро ба асос гирифтан лозим аст. Роза Люксембург ба ҷои ин корро кардан, айнан ба он гуноҳи метафизикӣ, абстрактӣ, суханони умумӣ, сарсарӣ ва ҳоказо афтида, муқобилони худашро беҳуда дар ҳамин гуноҳ айбдор кардаӣ мешавад.

Сухан дар бораи программаи марксистони *Россия*, яъне марксистони ҳамаи миллатҳои Россия меравад. Оё лозим нест, ки ба нуқтаи назари синфҳои *ҳукмрони* Россия як назар андозем?

Нуқтаи назари «бюрократия» (барои калимаи носаҳеҳро кор фармуданамон узр меҳоҳем) ва помещикони феодалӣ аз қабили дворянинҳои муттаҳида ба ҳама маълум аст. Ҳам баробарҳуқуқии миллатҳо ва ҳам ҳуқуқи худмуайянкунӣ бечуну чаро инкор карда мешавад. Шиори кӯҳнаи аз замони ҳуқуқи крепостноӣ гирифташуда чунин аст: ҳокимияти мутлақа, православия, халқ, дар айни замон халқ гуфта фақат халқи великорусӣ дар назар дошта мешавад. Ҳатто украинҳо ҳам «қавми гайр» эълон карда шудаанд, ҳатто забони модарии онҳо таъқиб карда мешавад.

Ба буржуазияи Россия як назар андозем, ки он дар ҳокимият, дар системаи қонунгузорӣ ва идоракунии 3-юминюнӣ «бояд» иштирок кунад — дуруст аст, он иштирок кардан ҳарчанд ночиз ҳам бошад, ба ҳар ҳол иштирок кардан аст. Ин ки октябристон дар ҳамин масъала дар амал аз паи ростҳо меравад, дар ин хусус ҳоҷат ба гапи зиёд нест. Мутаассифона, баъзе марксистон ба нуқтаи назари буржуазияи либералии великорус, прогрессистон ва кадетҳо хеле камтар диққат медиҳанд. Ва ҳол он ки ҳар касе ки ин нуқтаи назарро тадқиқ накунад ва ба он чуқур фикр накунад, он кас ночор дар вақти муҳокимаи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо гуноҳи абстрактӣ содир мекунад ва даъвояш беасос мешавад.

Соли гузашта мунозираи «Правда» бо «Речь» ин органи асосии партияи кадетҳоро, ки дар бобати аз ҷавоби рӯйрости саволҳои «ноформ» дипломатона гардан тофтан ин қадар моҳир аст, ҳар чӣ ҳам бошад, маҷбур карда буд баъзе эътирофҳои пурбаҳо кунад. Моҷаро ба туфайли съезди умумиукраинии студентон дар шаҳри Львов дар тобистони соли 1913 сар зад[19]. «Украинишинос»-и расмӣ ё худ ходими украинии «Речь» ҷаноби Могилянский мақолае чоп кунонд, ки дар он дар ҳаққи идеяи сепарацияи (ҷудошавии) Украина, идеяе ки национал-социал Донцов барои он ҷонбозӣ карда буд ва онро съезди мазкур маъқул донист, як қатор дашномҳои яккачин ба кор бурд (онро «сафсата», «авантюризм» ва ҳоказо номид).

Газетаи «Рабочая Правда» бо фикри ҷаноби Донцов ҳеҷ ҳамраъй нашуда, равшан гуфт, ки ӯ национал-социал аст ва бисьёр марксистони украин бо фикри ӯ розӣ нестанд, вале дар айни замон изҳор намуд, ки *оҳанги гуфтори* «Речь», дурусттараш: *гузориши принципии масъала* аз тарафи «Речь» барои демократи великорус ё барои шахсе, ки худро демократ карда нишон доданист, тамоман номуносиб ва нораво мебошад*. Бигузор «Речь» гуфтаҳои ҷанобони Донцовҳоро рӯйрост рад кунад, лекин барои органи великоруси гӯё демократӣ *озодии* ҷудо шудан, *ҳуқуқи* ҷудо шуданро фаромӯш кардан *ба таври принципӣ* нораво аст.

Чанд моҳ баъдтар ҷаноби Могилянский аз газетаи украинии дар Львов нашршавандаи «Шляхи»[20] аз эродҳои ҷаноби Донцов воқиф шуда, дар № 331 «Речь» бо «эзоҳоте» баромад кард; ҷаноби Донцов дар эродҳои худ зимнан қайд карда буд, ки «ҳуҷуми шовинистии «Речь»-ро чунон ки бояду шояд фақат матбуоти социал-демократии рус доғдор (бандом?) кард». «Эзоҳи» ҷаноби Могилянский аз ҳамин иборат шуд, ки ӯ се карат такрор кард: «танқиди рецептҳои ҷаноби Донцов» «бо инкор карда шудани ҳуқуқи худмуайянкунӣ ҳеҷ умумияте надорад».

* Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 19, саҳ. 268—269. *Ред.*

«Гуфтан лозим аст, — навишта буд ҷаноби Могилянский, — «ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо» низ ягон фетише нест (гӯш кунед!!), ки танқидаш номумкин бошад: шароити носолими зиндагии миллат дар худмуайянкунии миллӣ мумкин аст майлҳои носолимро ба миён оварад, ва ин майлҳоро ошкор кардан ҳоло ба худмуайянкунӣ ҳуқуқ доштани миллатҳоро инкор кардан нест».

Чи тавре ки мебинед, ҷумлаҳои либерал дар хусуси «фетиш» ба куллӣ дар рӯҳи ҷумлаҳои Роза Люксембург буданд. Намоён буд, ки ҷаноби Могилянский аз кушоду равшан ҷавоб додан ба саволи: ӯ ҳуқуқи худмуайянкунии сиёсӣ, яъне ҳуқуқи ҷудо шуданро эътироф мекунад ё не? — гардан тофтан мехост.

Бинобар ин «Пролетарская Правда» (№ 4 аз 11 декабри соли 1913) ин саволро ҳам дар пеши ҷаноби Могилянский ва ҳам *партияи* кадетҳо *кӯндаланг* монд*.

Газетаи «Речь» дар он вақт (№ 340) изҳороти беимзо, яъне изҳороти расмӣ-редакционие чоп карда буд, ки ба ин савол ҷавоб медод. Ин ҷавоб аз се пункт иборат аст:

1) Дар § 11 программаи партияи кадетҳо рӯирост, возеҳ ва равшан дар бораи «ҳуқуқи худмуайянкунии озодонаи *маданӣ*»-и миллатҳо гуфта шудааст.

2) «Пролетарская Правда», ба қавли «Речь», худмуайянкуниро бо сепаратизм, яъне бо ҷудо шудани ин ё он миллат «тамоман аралаш мекунад».

3) *«Ҳақиқатан ҳам кадетҳо ҳеҷ гоҳ ҳимоя кардани ҳуқуқи аз давлати рус «ҷудо шудани миллатҳо»-ро ба зиммаи худ нагирифтаанд».* (Ниг. ба мақолаи «Национал-либерализм ва ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо» дар «Пролетарская Правда» № 12 аз 20 декабри соли 1913**.)

Аввал ба пункти дуюми изҳороти «Речь» диққат кунед. Вай ба ҷанобон Семковскийҳо, Либманҳо, Юркевичҳо ва ба оппортунистони дигар *дар амал*, яъне аз рӯи таносуби объективонаи синфҳо ва муборизаи синфӣ дар Россия *такрори оддии* гуфтори буржуазияи либералӣ-монархистӣ будани доду фарьёдҳо ва манаҳзаниҳои онҳоро дар хусуси гӯё «норавшан» ё «номуайян» будани маънои «худмуайянкунӣ» чи қадар бараъло нишон медиҳад!

Вақте ки «Пролетарская Правда» дар назди ҷанобони «конституциячиён-демократҳои» соҳибмаърифати «Речь» се савол монд: 1) оё онҳо инкор мекунанд, ки дар таърихи демократияи байналхалқӣ, хусусан аз нимаи асри XIX, худмуайянкунии миллатҳо гуфта маҳз худмуайянкунии сиёсӣ, ҳуқуқи ба вуҷуд овардани давлати мустақили миллӣ фаҳмида мешавад? 2) оё онҳо инкор мекунанд, ки қарори маълуми Конгресси байналхалқии социалистии лондонии соли 1896 айни ҳамон маънoро дорад? ва 3) Плеханов, ки ҳанӯз дар соли 1902 дар бораи худмуайянкунӣ навишта буд, худмуайянкунӣ гуфта маҳз худмуайянкунии сиёсиро мефаҳмид? — вақте ки «Пролетарская Правда» ин се саволро дар назди онҳо монд, *ҷанобон кадетҳо сукут ихтиёр карданд!!*

Онҳо дар ҷавоб чизе нагуфтанд, чунки дар ҷавоби ин ҳеҷ чиз ҳам гуфта наметавонистанд. Онҳо маҷбур шуданд хомӯшона эътироф кунанд, ки ҳақ бешубҳа ба ҷониби «Пролетарская Правда» мебошад.

Доду фарьёдҳои либералҳо дар мавзӯи норавшан будани мафҳуми «худмуайянкунӣ», дар бораи онро бо сепаратизм «тамоман аралаш кардан»-и социал-демократҳо чизи дигаре набуда, балки майли масъаларо *чигил кардан*, аз эътироф кардани принципи аз тарафи тамоми демократия муқарраршуда гардан тофтан асту бас. Агар ҷанобон Семковскийҳо, Либманҳо ва Юркевичҳо ин қадар ҷоҳил намебуданд, онҳо дар пеши коргарон дар рӯҳи *либералӣ* суханронӣ карданро ба худ муносиб намедиданд.

Аммо онтарафтар равем. «Пролетарская Правда» «Речь»-ро ба эътироф кардани он маҷбур кард, ки калимаҳои худмуайянкунии «маданӣ» дар программаи кадетҳо маънои маҳз *инкор кардани* худмуайянкунии *сиёсиро* доранд.

«Ҳақиқатан ҳам, кадетҳо ҳеҷ гоҳ ҳимоя кардани ҳуқуқи аз давлати рус «ҷудо шудани миллатҳо»-ро ба зимма нагирифтаанд» — ин суханони «Речь»-ро беҳуда нест, ки «Пролетарская Правда» ба «Новое Время» ва ба «Земщина»[21] ба сифати намунаи «садоқат»-и кадетҳои мо тавсия карда буд. Газетаи «Новое Время» дар № 13563, албатта, фурсати ба ёд овардани «ҷуҳуд»-ро ва ба кадетҳо захми забон заданро аз даст надода, бо ин ҳама изҳор кард:

«Он чи ки барои эсдекҳо аксиомаи ҳикмати сиёсӣ бошад» (яъне эътироф кардани ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо ба ҷудошавӣ) «он дар замони ҳозира ҳатто дар муҳити кадетҳо ҳам боиси ихтилоф шуда истодааст».

Кадетҳо «мо ҳеҷ гоҳ ҳимоя кардани ҳуқуқи аз дав-

* Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 19, саҳ. 535—537. *Ред.*
** Ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 20, саҳ. 44—46. *Ред.*

лати рус ҷудо шудани миллатҳоро ба зиммаамон ҳам нагирифтаем» гӯён нуқтаи назареро пеш гирифтаанд, ки принципан бо нуқтаи назари «Новое Время» тамоман ҳамранг аст. Яке аз асосҳои *национал-либерализми* кадетҳо, наздикии онҳо ба Пуришкевичҳо, тобеияти онҳо аз ҷиҳати идеявӣ-сиёсӣ ва амалӣ-сиёсӣ ба Пуришкевичҳо ҳам дар ҳамин аст. «Ҷанобон кадетҳо таърихро омӯхтаанд, — навишта буд «Пролетарская Правда», — ва ба хубӣ медонанд, ки дар амал ба кор бурда шудани ҳуқуқи деринаи Пуришкевичҳо «ихтиёри ту дар дасти лаҷомдори ту»[22], мулоимтар карда гӯем, кам нест, ки ба чӣ амалиёти «погроммонанде» оварда мерасонд». Кадетҳо манбаъ ва характери феодалии ҳукмронии комили Пуришкевичҳоро ба хубӣ донанд ҳам, бо ин ҳама комилан *дар заминаи* муносибатҳо ва сарҳадҳое меистанд, ки маҳз ҳамин синф ба вуҷуд овардааст. Ҷанобон кадетҳо дар муносибатҳо ва сарҳадҳои бавуҷудоварда ё муайянкардаи ҳамин синф чӣ қадар ҷиҳатҳои ғайриевропоӣ, зиддиевропоӣ (ҷиҳатҳои осиёӣ мегуфтем мо, агар ин дар ҳаққи японҳо ва хитойҳо оҳанги беписандии ноҳақ намедошт) буданашро донанд ҳам, онҳоро он ҳадде медонанд, ки аз он ҳад гузаштан раво нест.

Ана худи ҳамин бо Пуришкевичҳо мувофиқат кардан, ба онҳо лаганбардорӣ намудан, аз халалдор кардани мақоми онҳо тарсидан, онҳоро аз ҳаракати халқӣ, аз демократия муҳофиза кардан аст. «Ин дар амал, — навишта буд «Пролетарская Правда», — ба манфиатҳои крепостнойчиён ва ба бадтарин хурофотҳои миллатчигии миллати ҳукмрон мувофиқат кардан аст ба ҷои ин ки ба муқобили ин хурофотҳо мубориза доимӣ бурда шавад».

Кадетҳо чун одамоне, ки бо таърих шинос ҳастанд ва иддаои демократизмро доранд, ҳатто ба даъво кардани он кӯшиш ҳам намекунанд, ки ҳаракати демократӣ, ки дар айёми мо ҳам ба Европаи Шарқӣ ва ҳам ба Осиё характернок аст ва кӯшиш дорад ҳам ину ҳам онро аз рӯи намунаи мамлакатҳои мутамаддини капиталистӣ дигаргун созад, — ин ҳаракат сарҳадҳоеро,ки давраи феодалӣ, давраи ҳукмронии комили Пуришкевичҳо ва беҳуқуқии табақаҳои васеи буржуазия ва буржуазияи майда муайян кардааст, бояд ҳатман бетағйир мононад.

Ин ки масъалаи ба сабаби мунозираи «Пролетарская Правда» бо «Речь» бардошташуда асло фақат масъалаи адабӣ набуда, балки ба воқеаҳои муҳимми ҳақиқии сиёсии имрӯза дахл дошт, инро, зимнан, конференцияи охи-



рини партияи кадетҳо аз 23—25 марти с. 1914 исбот кард. Дар ҳисоботи расмии «Речь» (№ 83, 26 марти с. 1914) дар хусуси ин конференция суханони зеринро мехонем:

«Масъалаҳои миллӣ низ махсусан бошиддат муҳокима мешуданд. Вакилони Киев, ки ба онҳо Н. В. Некрасов ва А. М. Колюбакин ҳамроҳ шуданд, мегуфтанд, ки масъалаи миллӣ омили калони ҳалталабе мебошад, ки дар ҳалли он назар ба пештара қатъитар рафтор кардан зарур аст. Лекин Ф. Ф. Кокошкин гуфт» (ин худи ҳамон «лекин» аст, ки ба «аммо»-и Щедрин мувофиқ аст — «гӯш аз пешонӣ болотар намебарояд, болотар намебарояд»), «ки ҳам программа ва ҳам таҷрибаи гузаштаи сиёсӣ бо «формулаҳои ҳар хел маънодор»-и «худмуайянкунии сиёсии миллатҳо» хеле боэҳтиёт рафтор карданро талаб мекунанд».

Ин муҳокимаи ниҳоятдараҷа ибратомез дар конференцияи кадетҳо шоистаи диққати бузурги ҳамаи марксистон ва ҳамаи демократҳо мебошад. (Дар даруни қавс қайд мекунем, ки «Киевская Мысль», ки, зоҳиран, аз аҳвол хеле бохабар аст ва, бешубҳа, фикрҳои ҷаноби Кокошкинро дуруст нақл мекунад, илова кардааст, ки ӯ, Кокошкин, албатта барои барҳазар кардани ҳарифони худ, махсусан хавфи «аз ҳам ҷудо шудани» давлатро пеш овард.)

Ҳисоботи расмии «Речь» аз ҷиҳати дипломатӣ бисьёр моҳирона тартиб дода шудааст, то ки пардаро то мумкин аст камтар бардоранд, то мумкин аст бештар болои гапро пӯшанд. Аммо ҳар чӣ ҳам бошад, дар конференцияи кадетӣ чиҳо рӯй доданаш асосан равшан аст. Вакилон — буржуаҳои либералӣ, ки бо аҳволи корҳо дар Украина шинос ҳастанд, кадетҳои «чап» *маҳз дар бораи* худмуайянкунии *сиёсии* миллатҳо масъала ба миён монданд. Дар акси ҳол даъвати Кокошкин барои бо ин «формула» боэҳтиёт рафтор кардан» ҷои даркорӣ надошт.

Дар программаи кадетҳо, ки он, албатта, ба вакилони конференцияи кадетӣ маълум аст, худмуайянкунии маҳз *на* сиёсӣ, балки «маданӣ» зикр шудааст. Аз ин мебарояд, ки ҷаноби Кокошкин программаро *аз* вакилони Украина, *аз* кадетҳои чап *ҳимоя мекард,* худмуайянкунии «маданӣ»-ро *бар муқобили* худмуайянкунии «сиёсӣ» ҳимоя менамуд. Тамоман намоён аст, ки ҷаноби Кокошкин ба муқобили худмуайянкунии «сиёсӣ» бархоста, хавфи «аз ҳам ҷудо шудани давлат»-ро пеш оварда ва формулаи «худмуайянкунии сиёсӣ»-ро формулаи *«ҳар хел маънодор»* номида (ба куллӣ дар рӯҳи Роза Люксембург!), национал-либерализмро бар муқобили унсурҳои «чаптар» ё демократитари партияи кадетҳо ва бар муқобили буржуазияи Украина муҳофиза менамуд.

Чунон ки аз калимачаи сирбойдиҳандаи дар ҳисоботи «Речь» кор фармудашудаи «лекин» дида мешавад, дар конференцияи кадетӣ дасти ҷаноби Кокошкин боло шуд. Национал-либерализми великорусӣ дар байни кадетҳо тантана кард. Оё ин ғалаба ба кушода шудани чашми он шахсони ҷудогонаи камақли дар байни марксистони Россия будагӣ, ки онҳо ҳам аз паи кадетҳо «аз формулаҳои ҳар хел маъподори худмуайянкунии сиёсии миллатҳо» метарсидагӣ шудаанд, мадад намекарда бошад?

«Лекин», аз рӯи моҳияти кор, ба рафти фикррониии ҷаноби Кокошкин диққат кунем. Ба «таҷрибаи гузаштаи сиёсӣ» (яъне зоҳиран, ба таҷрибаи соли панҷум, ки дар он вақт буржуазияи великорус аз ваҷҳи имтиёзҳои миллии худ тарсида ва бо тарси худ партияи кадетиро ҳам тарсонда буд) ишорат карда, хавфи «аз ҳам ҷудо шудани давлат»-ро пеш оварда, ҷаноби Кокошкин нишон дод, ки ӯ ғайр аз ҳуқуқи ҷудо шудан ва давлати мустақили миллӣ ташкил додан маънои дигар надоштани худмуайянкунии сиёсиро ба хубӣ мефаҳмад. Пурсида мешавад, ба ин хавфҳои ҷаноби Кокошкин аз нуқтаи назари демократия умуман ва хусусан аз нуқтаи назари муборизаи синфии пролетарӣ чӣ хел нигоҳ кардан лозим аст?

Ҷаноби Кокошкин моро бовар кунонданӣ аст, ки эътироф кардани ҳуқуқи ҷудо шудан хатари «аз ҳам ҷудо шудани давлат»-ро зиёдтар мекунонад. Ин нуқтаи назари будкачӣ Мымрецов аст, ки шиори ӯ: «ихтиёри ту дар дасти лаҷомдори ту» буд. Аз нуқтаи назари демократия умуман сурати ҳол тамоман баръакси ин аст: эътироф карда шудани ҳуқуқи ҷудо шудан хатари «аз ҳам ҷудо шудани давлат»-ро *камтар мекунад.*

Ҷаноби Кокошкин тамоман дар рӯҳи миллатчиён муҳокимаронӣ мекунад. Онҳо дар съезди охирини худ украинчиён — «мазепачиён»-ро мекӯфтанд. Ҳаракати украинӣ, — хитоб мекард ҷаноби Савенко ва шариконаш, — хатари суст шудани алоқаи Украинаро бо Россия пеш меоварад, зеро Австрия бо украинидӯстии худ алоқаи украинҳоро бо Австрия мустаҳкам мекунонад!! Ҳамин қадараш номафҳум мемонад, ки чаро худи Россия алоқаи украинҳоро бо Россия *бо худи ҳамон усуле*, ки ҷанобон Савенкоҳо онро гуноҳи Австрия медонанд, яъне бо роҳи ба украинҳо вогузор кардани озодии забони модарӣ, худидоракунӣ, сейми автономӣ ва ҳоказо «мустаҳкам» карда наметавонистааст?



Муҳокимарониҳои ҷанобон Савенкоҳо ва ҷанобон Кокошкинҳо тамоман якхела ва аз нуқтаи назари соф мантиқӣ як хел хандаовар ва ночаспон мебошанд. Оё равшан нест, ки миллати украин дар ин ё он мамлакат ҳар қадар ки бештар озодӣ дошта бошад, алоқаи ин миллат ҳам бо он мамлакат ҳамон қадар мустаҳкамтар мешавад? Чунин ба назар менамояд, ки агар кас бо ҳамаи асосҳои демократизм қатъиян тарки муносибат накарда бошад, ба муқобили ин ҳақиқати алифбоӣ баҳс карданаш мумкин нест. Оё барои миллат, аз озодии ҷудо шудан, аз озодии ташкил додани давлати мустақили миллӣ дида озодии бештаре буда метавонад?

Барои муфассалтар шарҳ додани ин масъала, ки онро либералҳо (ва онҳое, ки гуфтаҳои либералҳоро аз рӯи нофаҳмӣ такрор мекунанд) чигил мекунанд, як мисоли оддӣ меоварем. Масъалаи талоқро бигирем. Роза Люксембург дар мақолаи худ менависад, ки давлати марказиятьёфтаи демократӣ ба автономияи қисмҳои ҷудогона ба куллӣ сар фуроварда, бояд ҳамаи муҳимтарин соҳаҳои қонунгузорӣ ва аз он ҷумла қонунгузории талоқро дар ихтиёри парламенти марказӣ монанад. Сабаби ин ғамхорӣ дар хусуси озодии талоқро таъмин кардани ҳокимияти марказии давлати демократӣ ба куллӣ мафҳум аст. Реакционерҳо ба озодии талоқ муқобил баромада, нисбат ба он «боэҳтиёт муомила кардан»-ро даъват мекунанд ва озодии талоқ ба «хароб шудани оила» баробар аст гӯён доду фарьёд мезананд. Демократия бошад, чунин ҳисоб мекунад, ки реакционерҳо ихтиёрдории комили полиция ва бюрократия, имтиёзҳои як ҷинсро ва мазлумии бадтарини занонро дар амал ҳимоя намуда, дурӯягӣ мекунанд: — демократия чунин ҳисоб мекунад, ки озодии талоқ дар амал на ин ки «вайрон шудан»-и алоқаҳои оилавӣ, балки баръакс, дар асосҳои демократие, ки дар ҷамъияти мутамаддин асосҳои ягона имконпазир ва устувор бошанд, мустаҳкам шудани ин алоқаҳоро мефаҳмонад.

Тарафдорони озодии худмуайянкунӣ, яъне озодии ҷудо шуданро ба сепаратизм айбдор кардан — ҳамон тавр аҳмақӣ ва ҳамон тавр дурӯягист, чуноне ки тарафдорони озодии талоқро ба харобкунии алоқаҳои оилавӣ айбдор мекунанд. Мисли он ки дар ҷамъияти буржуазӣ ба озодии талоқ ҳомиёни имтиёзҳо ва худфурӯшӣ (ки занушӯии буржуазӣ дар ҳамин асосҳо қарор меёбад) муқобил мебароянд, ҳамчунин дар давлати капиталистӣ ҳам инкор кардани озодии худмуайянкунӣ, яъне озодии

чудо шудани миллатҳо фақат ба ҳимоя кардани имтиёзҳои миллати ҳукмфармо ва усулҳои политсиягии идоракунӣ бар зарари усулҳои демократӣ баробар аст.

Шубҳае нест, ки сиёсатбозие, ки онро ҳамаи муносибатҳои ҷамъияти капиталистӣ ба миён меоваранд, баъзан ба манаҳзашни бағоят сабукфикрона ва ҳатто бемаънои парламентариҳо ё публитсистон дар бораи чудо шудани ин ё он миллат сабаб мешавад. Аммо фақат реакционерҳо аз ин манаҳзаҳӣ метавонанд тарсанд (ё ин ки худашонро гӯё тарсидатӣ нишон диҳанд). Касе, ки дар нуқтаи назари демократия, яъне дар нуқтаи назари масъалаҳои давлатиро ҳал кардани оммаи аҳолӣ меистад, он кас ба хубӣ медонад, ки аз манаҳзании сиёсатбозон то ҳалли омма «масофаи хеле бузурге»[23] ҳаст. Оммаҳои аҳолӣ аз рӯи таҷрибаи ҳаррӯза аҳамияти алоқаҳои географӣ ва иқтисодӣ, бартариҳои бозори калон ва давлати калонро ба хубӣ медонанд, ва онҳо роҳи чудо шуданро фақат вақте пеш мегиранд, ки зулми миллӣ ва носозиҳои миллӣ зиндагии муштараконаро тамоман тоқатфарсо гардонда, ба ҳама ва ҳар гуна муносибатҳои хоҷагӣ монеъ мешаванд. Дар ин гуна маврид бошад, манфиатҳои тараққиёти капиталистӣ ва озодии муборизаи синфӣ маҳз дар тарафи чудошавандагон хоҳад буд.

Инак, ба муҳокимаҳои ҷаноби Кокошкин аз ҳар тараф нигоҳ кунем ҳам, онҳо камоли бемаънигӣ ва масхаракунии принципҳои демократия мебошанд. Аммо дар ин муҳокимаронии мантиқи муайяне ҳаст; он — мантиқи манфиатҳои синфии буржуазияи великорусӣ мебошад. Ҷаноби Кокошкин ҳам монанди аксарияти партияи кадетҳо нӯкари халтаи пули ин буржуазия мебошад. Ӯ имтиёзҳои онро умуман, имтиёзҳои *давлатии* онро хусусан ҳимоя мекунад, ин имтиёзҳоро бо ҳамроҳии Пуришкевич, дар паҳлӯи вай истода, ҳимоя мекунад, — фақат ҳамин қадараш ҳаст, ки Пуришкевич бештар ба калтаки крепостной боварӣ дорад, лекин Кокошкин ва шариконаш мебинанд, ки ин калтак дар натиҷаи соли панҷум хеле аз ҳам шикастааст, ва аз ҳамин рӯ ба воситаҳои буржуазии оммафиребӣ, масалан ба тарсондани чашми мещаниниҳо ва деҳқонон бо хӯсаи «аз ҳам чудо шудани давлат», ба фиреб додани онҳо ба воситаи ҷумлапардозиҳо дар бораи як кардани «озодии халқ» бо пояҳои таърихӣ ва ҳоказо бештар умед мебанданд.

Аҳамияти реалии синфии душмании либералӣ нисбат ба принципи озодии худмуайянкунии сиёсии миллатҳо як ва фақат як, яъне: национал-либерализм, муҳофизаи имтиёзҳои давлатии буржуазияи великорус мебошад. Ва оппортунистони россиягии дар байни марксистон будагӣ, ки маҳз ҳозир, дар даврaи системаи сеюминюнӣ, ба муқобили ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо ҳуҷум овардаанд, ҳамаи инҳо: ликвидатор Семковский, бундист Либман, буржуаи майдаи украинӣ Юркевич, *дар амал* аз думи национал-либерализм равон шуда, синфи коргарро бо идеяҳои национал-либералӣ фосид мекунанду бас.

Манфиатҳои синфи коргар ва муборизаи он ба муқобили капитализм ҳамраъии комил ва ягонагии зичтарини коргарони ҳамаи миллатҳоро талаб мекунанд, ба сиёсати миллатчигии буржуазияи ҳар кадом миллат зарба доданро талаб мекунанд. Бинобар ин ҳам ин ки агар социал-демократҳо ҳуқуқи худмуайянкунӣ, яъне ҳуқуқи чудо шудани миллатҳои мазлумро инкор мекарданд, ва ҳам он ки агар социал-демократҳо ба ҳама талабҳои миллии буржуазияи миллатҳои мазлум тарафдорӣ карданро ба зиммаи худ мегирифтанд, — ҳам ину ҳам он аз вазифаҳои сиёсати пролетарӣ дур рафтан ва ба сиёсати буржуазӣ тобеъ шудани коргарон мебуд. Барои коргари кироя фарқ надорад, ки дар истисмор кардани вай буржуазияи великорусӣ назар ба буржуазияи миллати ғайр бартарӣ хоҳад дошт ё буржуазияи поляк назар ба буржуазияи яҳудӣ ва ғайра. Коргари кироя, ки манфиатҳои синфи худро фаҳмида бошад, ҳам ба имтиёзҳои давлатии капиталистони великорус ва ҳам ба ваъдаҳои капиталистони поляк ё украин, ки ҳар гоҳ ки мо соҳиби имтиёзҳои давлатӣ шавем, дар олам ҷаннат мешавад, мегӯянд, парвое надорад. Тараққии капитализм ҳам дар давлати ягонаи гуногунмиллат ва ҳам дар давлатҳои ҷудогонаи миллӣ, бо ин ё он тарзи дигар пеш меравад ва пеш рафтан мегирад.

Ба ҳар ҳол коргари кироя объекти истисмор шуда мемонад, ва ба муқобили ин истисмор бомуваффақият мубориза бурдан аз миллатчигӣ озод будани пролетариатро, дар муборизаи буржуазияи миллатҳои гуногун дар роҳи ба даст даровардани ҷои якум, комилан, гуфтан мумкин аст, бетараф мондани пролетарҳоро талаб мекунад. Андаке ҳам бошад имтиёзҳои буржуазияи миллии «худ»-ро тарафдорӣ кардани пролетариати ягон миллат ногузиран ба нобоварии пролетариати миллати дигар сабаб шуда, ҳамраъии синфии интернационалии коргаронро суст мекунад, онҳоро аз ҳам чудо менамояд,

ки аз ин буржуазия шод мегардад. Инкор кардани ҳуқуқи худмуайянкунӣ, ё ҳуқуқи ҷудошавӣ бошад, дар амал ногузиран ба имтиёзҳои миллати ҳукмфармо тарафдорӣ кардан аст.

Агар мисоли конкретии аз Швеция ҷудо шудани Норвегияро бигирем, мо ба ин боз ҳам равшантар қаноат ҳосил карда метавонем.

## 6. Ҷудо шудани Норвегия аз Швеция

Роза Люксембург маҳз ҳамин мисолро мегирад ва дар бобати он ба тарзи зерин муҳокима меронад:

«Ҳодисаи охирин дар таърихи муносибатҳои федеративӣ, яъне ҷудо шудани Норвегия аз Швеция, — ки дар вақти худ матбуоти социал-ватандӯстонаи поляк (нигоҳ кунед ба «Напшуд»-и дар Краков мебаромадагӣ) ин ҳодисаро бошитоб чун зуҳуроти хурсандиовари қувва ва прогрессивӣ будани майли ҷудошавии давлатӣ қайд карда буд, — фавран ба исботи ҳайратангези он мубаддал шуд, ки федерализм ва ҷудошавии давлатие, ки аз он сар мезанад, асло ифодаи прогрессивӣ ё демократизм намебошанд. Баъд аз «революцияи» Норвегия гуфтанӣ ҳодиса, ки аз тахт фуроварда шудан ва аз Норвегия ронда шудани шоҳи Швеция буд, норвегиҳо бо роҳи овоздиҳии халқӣ лоиҳаи таъсис кардани республикаро рад карда, бемалол барои худ шоҳи дигарро интихоб карданд. Он чи ки мухлисони рӯякии ҳар гуна ҳаракатҳои миллӣ ва ҳар чизи ба истиқлолият монанд «революция» гуфта эълон карда буданд, зуҳуроти оддии партикуляризми деҳқонӣ ва майдабуржуазӣ, хоҳиши ба пули худ ба ҷои шоҳи аристократияи Швеция ба сари онҳо бор кардагӣ шоҳи «худ»-ро доштан буд, ва аз ҳамин рӯ ҳаракате буд, ки бо революционигӣ қатъиян ҳеҷ умумияте надошт. Дар баробари ҳамин ин воқеаи канда шудани унияи Шведияю Норвегия боз исбот кард, ки то чӣ андоза дар ҳамин маврид ҳам федерацияе, ки то ҳол вуҷуд дошт, фақат ифодаи манфиатҳои соф сулолагӣ ва аз ҳамин рӯ, шакли монархизм ва реакция буд» (Пшеглонд»).

Ин айнан ҳамон чизҳоест, ки Роза Люксембург дар бобати ҳамин пункт мегӯяд!! Ва эътироф кардан лозим аст, ки Роза Люксембург оҷизии нуқтаи назари худро дар ҳамин мисол чунон барҷаста нишон дод, ки аз ин барҷастатар нишон доданаш маҳол мебуд.

Масъала дар сари ин мерафт ва меравад, ки оё барои социал-демократия дар давлати миллатҳояш гуногун программае, ки ҳуқуқи худмуайянкунӣ ё ҷудошавиро эътироф кунад, зарур аст ё не.

Пас мисоли Норвегия, ки худи Роза Люксембург гирифтааст, дар ин хусус аз чӣ далолат мекунад?

Муаллифи мо чарх мезанаду чангалат медиҳад, ба



муқобили «Напшуд»[24] донотарошӣ мекунаду доду фарьёд мезанад, лекин ба савол ҷавоб намедиҳад! Роза Люксембург дар хусуси ҳар чӣ хоҳед, гап мезанад ва он ҳам барои ин ки дар бобати моҳияти масъала *чизе нагӯяд!!*

Шубҳае нест, ки буржуаҳои майдаи норвегиягӣ, ки хостанд ба пули худ шоҳи худро дошта бошанд ва ба воситаи овоздиҳии халқӣ лоиҳаи таъсис кардани республикаро барбод дода буданд, бо ҳамин корашон сифатҳои басе бади мешанӣ зоҳир карда буданд. Шубҳае нест, ки «Напшуд», агар инро надида бошад, низ ҳамин тавр сифатҳои бад ва ҳамин тавр мешанигӣ зоҳир кард.

Аммо ҳамаи ин ба ин ҷо чӣ дахл дорад?!

Охир сухан дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо ва дар хусуси муносибати пролетариати социалистӣ нисбат ба ин ҳуқуқ мерафт! Пас чаро Роза Люксембург ба савол ҷавоб надода, дар гирду атрофи он чарх мезанад?

Мегӯянд, ки барои муш аз гурба зӯртар даррандае нест. Барои Роза Люксембург, аз афташ, аз «фрак» зӯртар даррандае нест. «Фракҳо» гуфта дар забони содда «партияи социалистии поляк»-ро меноманд, ки он фракцияи революционӣ ном гирифтааст ва газетачаи краковии «Напшуд» ба идеяҳои ин «фракция» шарик аст. Мубориза Роза Люксембург ба муқобили миллатчигии ин «фракция» то дараҷае чашми муаллифи моро нобино кардааст, ки ғайр аз «Напшуд» ҳама чиз аз доираи назараш ғоиб мешавад.

Агар «Напшуд» «ҳа» гӯяд, Роза Люксембург фавран «не» гуфтанро вазифаи муқаддаси худ медонад ва ҳеҷ фикр намекунад, ки вай бо ин усулаш на ин ки ба «Напшуд» вобаста будани худ, балки тамоман баръакс, ба андозаи хандаовар ба «фракҳо» вобаста будани худ, барои ба чизҳо нисбат ба нуқтаи назари мӯрчахонаи краковӣ аз нуқтаи назари як қадар васеътар нигоҳ кардан қобилият надоштани худро ошкор менамояд. «Напшуд», албатта, органи бисьёр бад буда, асло органи марксистӣ нест, аммо ин ба мо, модоме ки мо мисоли Норвегияро гирифтаем, барои моҳияти таҳлил кардани ин мисол набояд монеъ шавад.

Барои ин мисолро ба таври марксистӣ таҳлил кардан, мо бояд на дар бораи сифатҳои бади «фракҳо» беандоза мудҳиш, балки, 1-ум, дар бораи хусусиятҳои конкретии таърихии аз Швеция ҷудо шудани Норвегия ва 2-юм, дар бораи он ки вазифаҳои *пролетариати* ҳар ду мамла-

кат дар вақти ин ҷудошавӣ чӣ гуна буданд, истода гузарем.

Норвегияро бо Швеция алоқаҳои географӣ, иқтисодӣ ва забонӣ наздик мекунанд, ки ин алоқаҳо дар мустаҳкамӣ аз алоқаҳои бо великорусҳо доштаи миллатҳои бисьёри ғайривеликорусии славянӣ камтар нестанд. Аммо иттифоқи Норвегия бо Швеция иттифоқи ғайриихтиёрӣ буд, аз ҳамин рӯ, дар хусуси «федерация» гап задани Роза Люксембург тамоман беҳуда аст, ва ин тавр гуфтанаш ҳам танҳо аз барои он аст, ки вай чӣ гуфтанашро намедонад. Норвегияро монархҳо бар хилофи иродаи норвегиҳо дар вақти ҷангҳои Наполеон ба Швеция *дода буданд,* ва шведҳо маҷбур буданд ба Норвегия қӯшун дароранд, то ки мамлакатро ба худ тобеъ кунонанд.

Баъд аз ин дар зарфи даҳсолаҳои бисьёр, бо вуҷуди автономияи фавқулодда васее, ки Норвегия аз он баҳрабар мешуд (сейми худ ва ҳоказо дошт), нособиҳо дар байни Норвегия ва Швеция пай дар пай давом доштанд ва норвегиҳо бо тамоми қувваташон кӯшиш мекарданд, ки юғи аристократияи Шведияро аз гардани худ дур партоянд. Ниҳоят, дар моҳи августи соли 1905 онҳо ин юғро аз гарданашон дур партофтанд: сейми Норвегия қарор дод, ки шоҳи Швеция дигар шоҳи Норвегия нест, ва референдум, яъне фикрпурсӣ аз халқи Норвегия, ки баъд аз он гузаронда шуд, ба тарафдории тамоман аз Швеция ҷудо шудан аксарияти бузурги овозҳоро дод (тақрибан 200 ҳазор кас тарафдор ва фақат якчанд сад кас муқобил баромад). Шведҳо баъд аз андак дудилагӣ ба факти ҷудошавӣ тан доданд.

Ин мисол ба мо нишон медиҳад, ки дар муносибатҳои ҳозираи иқтисодӣ ва сиёсӣ ҳодисаҳои ҷудо шудани миллатҳо дар чӣ замина мумкин аст рӯй диҳанд ва рӯй медиҳанд ва ҷудошавӣ дар шароити озодии сиёсӣ ва демократизм баъзан чӣ *шакле* ба худ мегирад.

Ягон нафар социал-демократ, агар ӯ худро ба масъалаҳои озодии сиёсӣ ва демократизм парвое надорам гуфта эълон накунад (агар ҳамин тавр гуфта эълон кунад вай, албатта, дигар социал-демократ намебуд), инкор карда наметавонад, ки ин мисол *ҳақиқатан* барои *коргарони* бошуур *ҳатмӣ будани* пропаганда ва тайёрии мунтазами онро исбот мекунад, ки задухӯрдҳои эҳтимолӣ аз барои ҷудо шудани миллатҳо на ин ки «ба тарзи русӣ», балки *фақат он тавре* ҳал карда шаванд, ки дар соли 1905 дар байни Норвегия ва Швеция ҳал карда шуда буданд. Талаби дар программа эътироф кардани ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо ҳам маҳз худи ҳаминро ифода мекунад. Ин аст, ки ба Роза Люксембург лозим омад аз факти барои назарияи вай нофорам ба воситаи ҳамлаҳои даҳшатангез бар муқобили мещании мещанҳои норвегиягӣ ва ба муқобили «Нашуд»-и краковӣ аз ҷавоб гардан тобад, зеро Роза Люксембург ба хубӣ мефаҳмид, ки ин факти таърихӣ гуфтаҳои ӯро дар бораи ин ки гӯё ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо «утопия» мебошад, гӯё ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо ба ҳуқуқи «аз табақҳои тиллоӣ хӯрок хӯрдан» баробар аст ва ҳоказо, то чӣ андоза *қатъиян рад мекунад.* Ин гуна ҷумлаҳо фақат боварии ҳақири худписандонаи оппортунистиро ба тағйирнопазирии таносуби муайяни қувваҳо дар байни миллатҳои Европаи Шарқӣ ифода мекунанд.

Онтарафтар равем. Дар масъалаи худмуайянкунии миллатҳо, чунон, ки дар ҳар кадом масъалаи дигар ҳам мешавад, пеш аз ҳар чиз ва бештар аз ҳар чиз мо ба масъалаи худмуайянкунии пролетариат дар дохили миллатҳо мароқ дорем. Роза Люксембург барои «назарияи» вай то чи андоза нофорам будани таҳлили ин масъаларо дар асоси мисоли худаш гирифтаи Норвегия ҳис карда, ба таври хоксорона аз ин масъала ҳам чашм пӯшида гузаштааст.

Нуқтаи назари пролетариати Норвегия ва пролетариати Швеция дар моҷарои ҷудошавӣ чӣ гуна буд ва мебоист чӣ гуна мешуд? Коргарони бошуури Норвегия *баъд аз* ҷудо шудан, албатта, ба тарафдории республика* овоз медоданд ва агар социалистоне ёфт шуда бошанд, ки ба тарзи дигар овоз додаанд, ин фақат ҳаминро исбот мекунад, ки дар социализми Европа баъзан чӣ қадар оппортунизми кунди мещанӣ ҳаст. Дар ин хусус ду фикр буданаш мумкин нест, ва мо ба ин пункт фақат аз барои он дахл мекунем, ки Роза Люксембург моҳияти корро бо гапҳои *аз мавзӯъ берун* хаспӯш карданӣ мешавад. Дар бобати масъалаи ҷудошавӣ мо намедонем, ки программаи социалистии норвегиявӣ социал-демократҳои Норвегияро ба пайравӣ кардани як ақидаи муайян ва-

* Агар аксарияти миллати норвегиягӣ тарафдори монархия буда, пролетариат тарафдори республика бошад, пас дар пеши пролетариати Норвегия, умуман гӯем, ду роҳ кушода мешуд: ё роҳи революция, ба шарте ки барои он шароит фароҳам ояд, ё роҳи итоат кардан ба аксарият ва кори дуру дарози пропаганда ва агитация бурдан.

зифадор мекард ё не. Фарз кунем, ки не, фарз кунем, ки социалистони Норвегия ин масъаларо кушода мемонданд, ки автономияи Норвегия барои муборизаи озодонаи синфӣ то чӣ андоза кифоя буд ва носозиҳою ҷанҷолҳои доимӣ бо аристократияи швед то чӣ андоза ба озодии ҳаёти хоҷагӣ халал мерасонданд. Аммо ин ки пролетариати Норвегия мебоист бар муқобили аристократияи Швеция барои демократияи деҳқонии Норвегия (бо вуҷуди ҳамаи маҳдудиҳои мешанипи ин демократия) ба мубориза мехест, ин баҳснӣталаб аст.

Хайр, пролетариати швед чӣ? Маълум аст, ки помешикони швед, бо мадади попҳои швед бар муқобили Норвегия ҷанг эълон карданро ваъз менамуданд, ва азбаски Норвегия аз Швеция хеле камқувваттар аст, азбаски вай тохтутози шведҳоро аз сар гузаронда буд, азбаски аристократияи швед дар мамлакати худ нуфузи зӯре дорад, аз ҳамин рӯ ин ваъз таҳдиди ҷиддие буд. Зомин шудан мумкин аст, ки Кокошкинҳои швед оммаи шведро ба «эҳтиёткорона муомила кардан» нисбат ба «формулаҳои ҳар хел маънодори худмуайянкунии сиёсии миллатҳо» даъват карда, хатарҳои «аз ҳам ҷудо шудани давлат»-ро ба ҳазор мақом тасвир намуда ва бо боварикунониҳои худ дар бобати он ки «озодии халқ» бо буньёдҳои аристократияи швед мувофиқат дорад, дар давоми хеле вақт ва бо ҷидду ҷаҳд оммаи шведро фосид мекарданд. Ҳеҷ ҷои шубҳае нест, ки социал-демократияи швед, агар бо тамоми қувваташ ба муқобили идеология ва сиёсати ҳам помещикӣ ва ҳам «кокошкинӣ» мубориза намекард, агар вай *ғайр аз* баробарҳуқуқии миллатҳо умуман (ки инро Кокошкинҳо ҳам қабул доранд) ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳоро, озодии ҷудо шудани Норвегияро ҳимоя намекард, ба кори социализм ва ба кори демократия хиёнат карданӣ мешуд.

Иттифоқи зичи коргарони Норвегия ва Швеция, ҳамраъйии комили синфии рафиқонаи онҳо аз ин ҳуқуқи ба ҷудошавӣ доштани норвегиягиҳоро эътироф кардани коргарони швед *бурд мекард.* Зеро коргарони норвегиягӣ қаноат ҳосил мекарданд, ки коргарони швед ба дарди миллатчигии шведӣ гирифтор нестанд, бародарӣ бо пролетарҳои швед барои онҳо аз имтиёзҳои буржуазия ва аристократияи швед дида афзалтар аст. Вайрон шудани алоқае, ки монархҳои Европа ва аристократҳои швед ба гардани Норвегия бор карда буданд, алоқаҳои байни коргарони норвегиягӣ ва шведро мустаҳкамтар кард. Коргарони швед исбот карданд, ки онҳо ба *ҳамаи* сахтиҳои сиёсати буржуазӣ — дар заминаи муносибатҳои буржуазӣ аз нав зӯран ба шведҳо тобеъ кунонда шудани норвегиягиҳо ба куллӣ мумкин аст! — нигоҳ накарда баробарҳуқуқии комил ва ҳамраъйии синфии коргарони ҳар ду миллатро дар мубориза ҳам ба муқобили буржуазияи швед ва ҳам ба муқобили буржуазияи норвегиягӣ нигоҳ дошта ва муҳофиза карда метавонанд.

Аз ин ҷо, зимнан, дида мешавад, ки кӯшишҳои «фракҳо», ки баъзан аз ихтилофоти дар байни мову Роза Люксембург будагӣ бар муқобили социал-демократияи поляк «истифода бурданӣ мешаванд», то чӣ андоза беасос ва ҳатто ғайриҷиддӣ мебошанд. «Фракҳо» партияи пролетарӣ, партияи социалистӣ набуда, балки партияи майдабуржуазии миллатчӣ, чизе монанди социал-революционерҳои поляк мебошанд. Дар бораи ҳеҷ гуна ягонагии социал-демократҳои Россия бо ин партия ҳеҷ вақт гапе дар миён набуд ва буда ҳам наметавонист. Баръакс, ягон социал-демократи Россия аз наздик ва як шудан бо социал-демократҳои поляк ҳеҷ гоҳ «пушаймон» нашудааст. Бори якум ташкил додани партияи ҳақиқатан марксистӣ, ҳақиқатан пролетарӣ дар Польшае, ки сар то сар бо майлҳо ва саргармиҳои миллатчигӣ парварда шудааст, хизмати бузурги таърихии социал-демократияи Польша мебошад. Аммо ин хизмати социал-демократҳои поляк ва ба шарофати он ки Роза Люксембург бар муқобили § 9 программаи марксистии Россия як тӯда гапҳои ночаспон гуфтааст, балки бар хилофи ин ҳоли таассуфангез, хизмати бузург мебошад.

Барои социал-демократҳои поляк «ҳуқуқи худмуайянкунӣ» албатта, он қадар аҳамияти калон надорад, ки барои русҳо дорад. Ба куллӣ мафҳум аст, ки мубориза ба муқобили буржуазияи майдаи аз шиддати миллатчигӣ нобиношудаи Польша социал-демократҳои полякро маҷбур кардааст бо ҷидду ҷаҳди махсус (ва баъзан ҳам, эҳтимол, андаке аз ҳад зиёд) «корро аз ҳад гузаронанд». Ягон марксисти Россия ҳеҷ гоҳ хаёл ҳам надошт социал-демократҳои полякро гунаҳкор кунад, ки онҳо ба ҷудошавии Польша муқобил мебошанд. Ин социал-демократҳо фақат вақте ки зарурияти эътироф кардани ҳуқуқи худмуайянкуниро дар программаи марксистони *Россия* — монанди Роза Люксембург — инкор карданӣ мешаванд, хато мекунанд.

Ин, агар гапро гӯем, муносибатҳои аз нуқтаи назари

донран Краков мафҳумбударо ба миқёси ҳамаи халқҳо ва миллатҳои Россия, аз он ҷумла великороссҳо, кӯчондан аст. Ин яъне на ин ки социал-демократҳои Россия, на ин ки социал-демократҳои интернационалӣ, балки «миллатчиёни чапнаи поляк» будан аст.

Зеро социал-демократияи интернационалӣ маҳз дар заминаи эътироф кардани ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо меистад. Мо ҳам акнун ба ҳамин масъала мегузарем.

## 7. Қарори конгресси байналхалқии лондонии соли 1896

Ин қарор чунин аст:

«Конгресс эълон мекунад, ки вай тарафдори ба худмуайянкунӣ (selbstbestimmungsrecht) ҳуқуқи комил доштани ҳамаи миллатҳо мебошад ва ба коргарони ҳар кадом мамлакате, ки дар вақти ҳозира дар зери юғи мутлақияти ҳарбӣ, миллӣ ё дигаро дар азобанд, ҳамфикрии худро изҳор мекунад: конгресс коргарони ҳамаи ин мамлакатҳоро барои дохил шудан ба сафи коргарони бошуури (Klassenbewusste=манфиатҳои синфи худро мефаҳмидагии) тамоми дунё даъват мекунад, то ин ки бо ҳамроҳии онҳо барои бартараф кардани капитализми байналхалқӣ ва барои ба амал баровардани мақсадҳои социал-демокртияи байналхалқӣ мубориза кунанд»*.

Чи тавре ки мо дар болотар қайд карда будем, оппортунистони мо, ҷанобон Семковский, Либман, Юркевич аз ин қарор ҳеҷ хабар надоранд. Аммо Роза Люксембург хабар дорад ва матни пурраи онро нақл мекунад, ки дар он айни ҳамон ифодае, ки дар программаи мо ҳаст, яъне: «худмуайянкунӣ» истодааст.

Пурсида мешавад, пас Роза Люксембург ин монеаи дар сари роҳи назарияи «аҷиби» вай истодаро чӣ навъ бартараф мекунад?

О, ин хеле саҳлу осон: ... маркази вазн дар ин ҷо дар қисми дуюми резолюция мебошад... характери деклара-

*Ниг. ба ҳисоботи расмии немисӣ дар бораи Конгресси лондонӣ: «Verhaudlungen und Beschlüsse des internationalen sozialistischen Arbeiter und Gewerkschafts-Kongresses zu London, vom 27, Juli bis 1 August 1896», Berlin, 1896, S. 18. («Протоколҳо ва қарорҳои конгресси байналхалқии партияҳои социалистии коргарӣ ва иттифоқҳои касаба дар Лондон, аз 27 июль то 1 августи соли 1896», Берлин, 1896, саҳ. 18. *Ред)*. Китобчаи русӣ ҳаст, ки дар он қарордодҳои конгрессҳои байналхалқӣ чоп шудаанд ва дар ин китобча ба ҷои «худмуайянкунӣ» «автономия» гуфта тарҷима шудааст, ки ин ғалат аст.



тивӣ доштани он... фақат аз рӯи нофаҳмӣ онро далел овардан мумкин аст!!

Оҷизӣ ва гарангии муаллифи мо тамоман ҳайратангез аст. Одатан ба характери декларативӣ доштани пунктҳои мантиқии демократӣ ва социалистии программа танҳо оппортунистон ишора мекунанд, ки аз баҳси рӯирост ба муқобили ин пунктҳо буздилона гардан метобанд. Аз афти кор, беҳуда нест, ки Роза Люксембург ин дафъа дар компанияи нохушнуди ҷанобон Семковскийҳо, Либман ва Юркевич афтода мондааст. Роза Люксембург ба рӯирост изҳор кардани ин ки вай резолюцияи нақлшударо дуруст ҳисоб мекунад ё ғалат, ҷуръат намекунад. Вай аз ҷавоб рӯй мегардонаду пинҳон мешавад, ва гӯё умедашро ба чунин хонандаи бедиққат ва бехабаре мебандад, ки то хонда тамом кардани қисми дуюми резолюция қисми якумашро аз ёдаш мебароварда бошад ва ё ҳеҷ гоҳ аз мубоҳисаҳое ки *пеш аз* Конгресси лондонӣ дар матбуоти социалистӣ шуда гузашт, чизе нашунида бошад.

Аммо агар Роза Люксембург гумон кунад, ки ба ӯ муяссар мешавад дар пеши назари коргарони бошуури Россия резолюцияи Интернационалро дар бобати масъалаи муҳимми принципӣ ин тавр ба осонӣ ба зери пои худ гирифта маҷақ кунад, бе он ки он резолюцияро ҳатто аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил карда бароянд,— хатои калон мекунад.

Дар баҳсу мунозираҳои пеш аз Конгресси лондонӣ — асосан дар саҳифаҳои журнали марксистони немис «Die Neue Zeit» нуқтаи назари Роза Люксембург ифода карда шуда буд, *ва ин нуқтаи назар, моҳиятан, дар пеши Интернационал шикаст хӯрда буд!* Моҳияти гап, ки хусусан хонандаи рус бояд онро дар назар дошта бошад, ана дар ҳамин аст.

Баҳсу мунозира дар сари масъалаи истиқлолияти Польша мерафт. Дар ин бобат се нуқтаи назар баён карда шуда буданд:

1) Нуқтаи назари «фракҳо», ки аз номи онҳо Геккер баромад мекард. Онҳо мехостанд, ки Интернационал бо программаи *худ* талаби истиқлолияти Польшаро эътироф кунад. Ин таклиф қабул карда нашуда буд. Ин нуқтаи назар дар пеши Интернационал дучори мағлубият шуд.

2) Нуқтаи назари Роза Люксембург: социалистони поляк набояд истиқлолияти Польшаро талаб кунанд. Аз рӯи ин нуқтаи назар дар бораи эълон кардани ху-

қуқи худмуайянкунии миллатҳо ҷои гап ҳам буда наметавонист. Ин нуқтаи назар ҳам дар пеши Интернационал дучори мағлубият шуд.

3) Нуқтаи назаре, ки К. Каутский ба Роза Люксембург муқобил баромада ва бағоят «яктарафа» будани материализми ӯро исбот намуда, он нуқтаи назарро аз ҳама ботафсилтар ифода мекард. Аз рӯи ин нуқтаи назар Интернационал дар вақти ҳозира истиқлолияти Польшаро пункти программаи худ қарор дода наметавонад, аммо социалистони поляк, — мегуфт Каутский, — ин гуна талабро ба куллӣ пешниҳод карда метавонанд. Аз нуқтаи назари социалистон дар шароити зулми миллӣ ба вазифаҳои озодии миллӣ эътибор надодан бешубҳа хатост.

Дар резолюцияи Интернационал ҳам нуктаҳои муҳимтарини асосии ин ақида ифода шудаанд: аз як тараф, эътирофкунии рӯирост ва ба ҳеҷ гуна каҷфаҳмӣ роҳнадиҳандаи ба худмуайянкунӣ ҳуқуқи комил доштани ҳамаи миллатҳо; аз тарафи дигар, ҳамин тавр кушоду равшан даъват карда шудани коргарон ба ягонагии *интернационалии* муборизаи синфии онҳо.

Мо чунин фикр мекунем, ки ин резолюция тамоман дуруст аст ва барои мамлакатҳои Европаи Шарқӣ ва Осиё дар аввали асри XX маҳз ҳамин резолюция ва он ҳам маҳз дар сурати зич пайваста будани ҳар ду қисми резолюция барои сиёсати синфии пролетарӣ дар масъалаи миллӣ ягона директиваи дурустро медиҳад.

Дар бораи се нуқтаи назари дар боло зикршуда як қадар муфассалтар истода гузарем.

Маълум аст, ки К.Маркс ва Фр. Энгельс ба талаби истиқлолияти Польша фаъолона тарафдорӣ карданро барои тамоми демократия ва хусусан социал-демократияи Европаи Ғарбӣ бешубҳа ҳатмӣ ҳисоб мекарданд. Барои давраи солҳои 40-ум ва 60-уми асри гузашта, давраи революцияи буржуазии Австрия ва Германия, давраи «ислоҳоти деҳқонӣ» дар Россия, ин нуқтаи назар нуқтаи назари ба куллӣ дуруст ва нуқтаи назари ягона босуботи демократӣ ва пролетарӣ буд. Дар он даме, ки оммаи халқи Россия ва аксарияти мамлакатҳои славянӣ ҳанӯз дар хоби гарон буданд, дар он даме ки дар ин мамлакатҳо ҳаракати мустақилонаи оммавии демократӣ *набуданд*, ҳаракати озодихоҳии *шляхтӣ* дар Польша аз нуқтаи назари демократияи на фақат умумироссиягӣ, на фақат умумиславянӣ, балки аз нуқтаи назари демократияи умумиевропогӣ ҳам аҳамияти бисьёр калоне пайдо мекард*[25].

Аммо агар ин нуқтаи назари Маркс барои сеяки дуюм ё чорьяки сеюми асри XIX ба куллӣ дуруст бошад, вай дар аввали асри XX дигар дуруст набуд. Ҳаракатҳои мустақилонаи демократӣ ва ҳатто ҳаракати мустақилонаи пролетарӣ дар аксарияти мамлакатҳои славянӣ ва ҳатто дар яке аз қафомондатарин мамлакатҳои славянӣ, яъне дар Россия ба ҷунбиш омада буд. Польшаи шляхтӣ аз байн рафту ҷои худро ба Польшаи капиталистӣ дод. Дар ин гуна шароит Польша аҳамияти *фавқулоддаи* революционии худашро аз даст надода наметавонист.

Агар ППС («Партияи социалистии поляк», «фракҳои» ҳозира) дар соли 1896 нуқтаи назари Марксн *давраи дигарро* «мустаҳкам» карда гирифтанӣ шуда бошад, пас ин акнун маънои аз *ҳарфи* марксизм бар муқобили *рӯҳи* марксизм истифода бурданро дошт. Бинобар ин ҳақ тамоман ба ҷониби социал-демократҳои поляк буд, ки ба саргармиҳои миллатчигии буржуазияи майдаи поляк муқобил баромада, барои коргарони поляк аҳамияти дараҷаи дуюмӣ доштани масъалаи миллиро нишон доданд, бори якум дар Польша партияи соф пролетарӣ ташкил намуданд, принципи дорои аҳамияти бузургтарин будаи хеле зич иттифоқ бастани коргари поляк ва коргари русро дар муборизаи синфии онҳо эълон карданд.

Вале оё ин чунин маъно дошт, ки Интернационал дар аввали асри XX барои Европаи Шарқӣ ва барои Осиё принципи худмуайянкунии сиёсии миллатҳоро,

---

* Ба якдигар муқоиса кардани нуқтаи назари шляхтачии шӯришгари поляки соли 1863 — нуқтаи назари демократ-революционери умумироссиягӣ Чернышевский, ки ӯ ҳам (монанди Маркс) қадри аҳамияти ҳаракати полякиро медонист, ва нуқтаи назари Драгоманов ном мещанини украин, ки хеле баъдтар ба майдон баромада, нуқтаи назари деҳқонеро ифода мекард, ки ин деҳқон ҳанӯз ба андозае ваҳшӣ, хоболуд ва ба тӯдаи пору худ сахт часпида буд, ки ба хотири душмании ҳаққонии худ нисбат ба папи поляк барои демократияи тамоми Россия чӣ аҳамият доштани муборизаи ин панҳоро фаҳмида наметавонист — муқоиса кардани ин нуқтаи назарҳо мавзӯи асари хеле ҳавасангези таърихӣ мешуд. (Муқоиса кунед бо «Польшаи таърихӣ ва демократияи великорусӣ»-и Драгоманов.) Баъдҳо ҷанобн П. Б. Струве, ки акнун национал-либерал шуда буд, бӯсаҳои гарму ҷӯшони худро аз Драгоманов дареғ намедошт, ки Драгоманов ба ин бӯсаҳо ба куллӣ меарзид.

ҳуқуқи онҳоро ба ҷудо шудан зиёдатӣ донистa метавонист? Ин ниҳоятдараҷа гапи бемаънине мебуд, ин (аз ҷиҳати назариявӣ) ба эътироф кардани он баробар мебуд, ки дигаргунсозии буржуазӣ-демократии давлатҳои Туркия, Россия, Хитой тамом шуда бошад; — ин (амалан) ба он баробар мебуд, ки нисбат ба мутлақият рафтори оппортунистӣ карда шавад.

Не. Барои Европаи Шарқӣ ва Осиё, дар даврaи революцияҳои саршудаи буржуазӣ-демократӣ, дар даврaи ба ҷунбиш омадан ва шиддат гирифтани ҳаракатҳои миллӣ, дар даврaи ба вуҷуд омадани партияҳои мустақили пролетарӣ, вазифаи ин партияҳо дар сиёсати миллӣ бояд дутарафа бошад: эътироф кардани ба худмуайянкунӣ ҳуқуқ доштани ҳамаи миллатҳо, зеро дигаргунсозии буржуазӣ-демократӣ ҳанӯз тамом нашудааст, зеро демократияи коргарӣ на ин ки ба таври либералӣ, на ин ки ба таври кокошкинӣ, балки собитқадамона ҷиддан ва ба таври самимӣ баробарҳуқуқии миллатҳоро муҳофиза мекунад, — ва иттифоқи зичтарини кандананашавандаи муборизаи синфии пролетарҳои ҳамаи миллатҳои давлати муайянро дар ҳама ва ҳар гуна тағйироти таърихи он, дар сурати сарҳадҳои давлатҳои ҷудогонаро бо ҳар роҳ ва ҳар навъ дигар кардани буржуазия мустаҳкам намудан аст.

Резолюцияи дар соли 1896 қабулшудаи Интернационал маҳз ҳамин вазифаи дутарафаи пролетариатро ифода мекунад. Резолюцияи маҷлиси тобистонии марксистони Россия дар соли 1913, дар асосҳои принципиаш, маҳз ҳамин тавр аст. Одамоне ҳастанд, ки ба назари онҳо ҳамин пункта «зиддиятнок» менамояд, ки ин резолюция дар пункти 4-ум ҳуқуқи худмуайянкунӣ, ҳуқуқи ҷудо шуданро эътирофкунон гӯё максимумро ба миллатчигӣ «медиҳад» (дар ҳақиқати ҳол дар эътироф кардани *ҳуқуқи* худмуайянкунии *ҳамаи* миллатҳо максимуми *демократизм* ҳасту минимуми миллатчигӣ), — ва дар пункти 5-ум коргаронро аз шиорҳои миллатчигии ҳар кадом буржуазия барҳазар мекунад ва ягонагӣ ва дар ташкилотҳои дар миқёси интернационалӣ ягонаи пролетарӣ як шудани коргарони ҳамаи миллатҳоро талаб менамояд. Аммо дар ин ҷо «зиддиятнокӣ»-ро фақат одамони кӯтоҳақле дида метавонанд, ки онҳо, масалан, ба фаҳмидани он маънӣ муқобилият надоранд, ки барои чӣ, вақте ки коргарони швед озодии ҷудо шудани Норвегия ва давлати мустақил ташкил додани онро ҳимоя карданд, ягонагӣ ва ҳамраъйии синфии пролетариати швед ва норвегиягӣ аз ин *бурд карда буд*.



## 8. Карл Маркси утопист ва Роза Люксембурги таҷрибакор

Роза Люксембург истиқлолияти Польшаро «утопия» эълон карда ва инро то дараҷаи ифрот гашта-баргашта такрор ва бо оҳанги кинояомез хитоб менамояд: пас чаро талаби истиқлолияти Ирландияро дар миён намонем?

Аз афти кор, ба Роза Люксембурги «таҷрибакор» маълум нест, ки К. Маркс ба масъалаи истиқлолияти Ирландия чӣ тавр нигоҳ мекард. Дар ин масъала таваққуф намудан аз фоида холӣ нест, то ки талаби конкретии истиқлолияти миллӣ аз нуқтаи назари ҳақиқатан марксистӣ, на оппортунистӣ, таҳлил карда шавад.

Маркс одат дошт, ки ҳар гоҳ ки бо социалистони шиносаш ҳамсӯҳбат мешуд, барои санҷидани бошуурӣ ва эътиқодмандии онҳо ба қавли худаш «дандонашонро месанҷид»[26]. Маркс баъд аз он ки бо Лопатин шинос мешавад, 5 июли соли 1870 дар мактуби худ ба Энгельс социалисти ҷавони русро хеле зиёд таъриф мекунад, вале дар айни ҳол илова менамояд:

«...Нуқтаи заифаш: Польша. Дар бобати ин нуқта Лопатин айнан ҳамон тавр гап мезанад, ки англис — фарз кунем — чартисти англисии равияи кӯҳна — дар ҳаққи Ирландия гап мезанад»[27].

Маркс аз социалисте, ки ба миллати зулмкунанда тааллуқ дорад, дар бораи муносибати вай нисбат ба миллати мазлум пурсуҷӯ мекунад ва дарҳол камбудии ба ҳамаи социалистони миллатҳои ҳукмрон (ба миллати англис ва миллати рус) *хосбударо* ошкор менамояд: он камбудӣ ҳам вазифаҳои социалистии худро нисбат ба миллатҳои мазлум нафаҳмидани онҳо, хурофотҳои аз буржуазияи «олимақом» қабулшударо гашта-баргашта хондани онҳо мебошад.

Пеш аз он ки ба нақли изҳороти мусбати Маркс дар бораи Ирландия гузарем, қайду шарт кардан лозим аст, ки Маркс ва Энгельс ба масъалаи миллӣ умуман бо назари ба куллӣ танқидӣ нигоҳ мекарданд ва аҳамияти шартӣ-таърихӣ доштани онро медонистанд. Чунончи, Энгельс 23 маи соли 1851 ба Маркс навишта буд, ки омӯхтани таърих ӯро дар ҳаққи Польша ба хулосаҳои пессимистона меоварад ва аҳамияти Польша муваққатӣ

буда, фақат то вақти ба амал омадани революцияи аграрӣ дар Россия эътибор дорад. Роли полякҳо дар таърих нишон додани «аҳмақиҳои ҷасурона» аст. «Як лаҳза ҳам тасаввур кардан мумкин нест, ки Польша, ҳатто фақат дар пеши Россия, бо муваффақият прогрессро нишон диҳад ё ягон аҳамияти таърихие дошта бошад». Дар Россия унсурҳои маданият, маърифат, индустрия, буржуазия назар ба Польшаи шляхтии хоболуд» зиёдтар мавҷуданд. «Варшава ва Краков дар пеши Петербург, Москва, Одесса чӣ қурбу манзалат доранд!»[28]. Энгельс ба муваффақияти шӯришҳои шляхтичҳои поляк боварӣ надорад.

Аммо ҳамаи ин фикрҳо, ки дар онҳо ҷиҳатҳои гениалӣ-дурбинӣ ин қадар зиёд ҳастанд, ба Энгельс ва Маркс 12 сол баъдтар, ҳангоме ки Россия ҳанӯз дар хоб буда, Польша ба ҷӯшу хурӯш омада буд, заррае ҳам монеъ нашуданд, ки ба ҳаракати полякӣ бо хайрхоҳии комил ва гарму ҷӯшоне нигоҳ кунанд.

Дар соли 1864 Маркс дар вақти тартиб додани мурочиатномаи Интернационал ба Энгельс (4 ноябри соли 1864) менависад, ки ба муқобили миллатчигии Мадзини мубориза кардан лозим меояд. «Вақте ки дар мурочиатнома сухан дар бораи сиёсати интернационалӣ меравад, ман на дар бораи миллатҳо, балки дар бораи мамлакатҳо гап мезанам ва на ин ки давлатҳои на он қадар аҳамиятнокро, балки Россияро фош мекунам», — менависад Маркс. Барои Маркс нисбат ба «масъалаи коргарӣ» аҳамияти тобеӣ доштани масъалаи миллӣ бешубҳа аст. Аммо назарияи ӯ аз эътибор надодан ба ҳаракатҳои миллӣ чун осмон аз замин дур аст.

Соли 1866 омад. Маркс ва Энгельс дар хусуси «тӯдаи прудонӣ»-и дар Париж будае менависад, ки ин тӯда миллатҳоро чизи бемаънӣ гуфта эълон мекунад ва ба Бисмарк ва Гарибальди ҳуҷум менамояд. Ин тактика, ҳамчун мунозиракунӣ бо шовинизм, фоиданок аст ва сабабаш ҳам мафҳум мебошад. Аммо ҳангоме ки мухлисони Прудон (дӯстони неки дар ҳамин ҷо будаи ман, Лафарг ва Лонге низ ба қатори онҳо дохил мебошанд) то он даме ки ҷанобон дар Франция қашшоқӣ ва ҷаҳолатро барҳам заданд, тамоми Европа метавонад ва бояд тинҷу осуда наҷунбида дар ҷои худ нишаста гирад, гуфта фикр мекунанд... пас онҳо хандаовар менамоянд» (мактуб аз таърихи 7 июни соли 1866).

«Дирӯз, — менависад Маркс 20 июни соли 1866, — дар



Совети Интернационал дар бораи ҷанги ҳозира музокира шуд... Чунон ки бояд интизор буд, музокира ба масъалаи «миллатҳо» ва муносибати мо ба ин масъала оид шуд... Намояндагони «Франциян ҷавон» *(ғайрикоргарон)* ин нуқтаи назареро баён мекарданд, ки ҳар гуна миллият ва худи миллат хурофоти аз даҳанмонда мебошанд. Штирнерчигии прудонӣ... Тамоми олам бояд сабр карда истад, то французҳо барои революцияи социалӣ пухта расанд... Вақте ки ман нутқамро аз ҳамин сар кардам, ки гуфтам дӯсти мо Лафарг ва дигарон, ки миллатҳоро бекор кардаанд, ба мо ба забони французӣ мурочиат мекунанд, яъне ба забоне ки барои $^{9}/_{10}$ аҳли маҷлис номафҳум аст, англисҳо хеле хандиданд. Баъд ман ишора кардам, ки Лафарг худаш ҳам надониста, инкор кардани миллатҳо гуфта, аз афташ, аз тарафи миллати намунавии француз фурӯ бурда шудани онҳоро мефаҳмад»[29].

Аз ҳамаи ин қайдҳои танқидии Маркс хулосаи равшан мебарояд: синфи коргар аз масъалаи миллӣ барои худ аз ҳама камтар фетиш сохта метавонад, зеро тараққии капитализм на ҳатман *ҳамаи* миллатҳоро барои ҳаёти мустақилона бедор мекунад. Аммо як бор, ки ҳаракатҳои оммавии миллӣ ба вуҷуд омадаанд, аз онҳо рӯй гардондан, аз дастгирӣ кардани он чи ки дар ин ҳаракатҳо прогрессивӣ бошад, даст кашидан — яъне дар амал ба хурофотҳои *миллатчигӣ* дода шудан аст, яъне миллати «худро» миллати намунавӣ» (ё аз тарафи худамон илова кунем, миллате ки ба сохтмони давлатӣ имтиёзи мустасно дошта бошад) гуфта эълон кардан аст*.

Аммо ба масъалаи Ирландия баргардем.

Нуқтаи назари Маркс дар бобати ин масъала аз ҳама равшантар дар порчаҳои зерини мактубҳояш ифода шудааст:

«Намоиши коргарони англисро ба нафъи фенианизм ман бо ҳама роҳҳо ба миён овардани мешудам... Пеш ман аз Англия ҷудо шудани Ирландияро номумкин ҳисоб мекардам. Акнун ман инро кори ногузир ҳисоб мекунам, агарчанде ки баъд аз ҷудо шудан кор ба феде-

* Боз муқоиса кунед мактуби Марксро ба Энгельс аз 3 июни соли 1867. «...Ман бо завқи тамом аз хабари парижии «Таймс»[30] аз нидоҳои полонофилии парижиҳо бар муқобили Россия воқиф шудам... Ҷаноби Прудон ва тӯдаи хурдакаки доктринёрии вай — халқи француз нест»[31].

рация анҷомад ҳам». Маркс дар мактуби худ ба Энгельс аз 2-юми ноябри соли 1867 ҳамин тавр менависад.

Дар мактуби худ аз 30-юми ноябри ҳамон сол ӯ илова кардааст.

«Мо бояд ба коргарони *англис* чӣ маслиҳат диҳем? Ба фикри ман, онҳо бояд Repeal (тарки иттифоқро» (иттифоқи Ирландия бо Англияро, яъне аз Англия ҷудо шудани Ирландияро) — «кӯтоҳтар карда гӯем, талаби фақат демократӣ кардашуда ва ба шароити ҳозира мувофиқ кардашудаи соли 1783-ро пункти программаи худ қарор диҳанд. Ин ягона шакли легалии озод шудани Ирландия ва аз ҳамин рӯ барои ба программаи партияи *англис* қабул кардан ягона шакли имконпазире мебошад. Баъдҳо таҷриба бояд нишон диҳад, ки иттифоқи оддии шахсӣ дар байни ҳар ду мамлакат муддати дуру дароз давом карда метавонад ё не...

... Ба ирландиҳо инҳо заруранд:

1. Худидоракунӣ ва аз Англия мустақил будан.

2. Революцияи аграрӣ...»

Маркс ба масъалаи Ирландия аҳамияти бузург дода, дар иттифоқи коргарони немис дар ҳамин мавзӯъ, маърӯзаҳои якунимсоатӣ мекард (мактуб аз 17 декабри соли 1867)[32].

Энгельс дар мактуби худ аз 20-уми ноябри соли 1868 «дар байни коргарони англис нисбат ба ирландиҳо мавҷуд будани адоват»-ро қайд мекунад ва қариб як сол баъдтар (24 октябри соли 1869) ба ҳамин мавзӯъ баргашта, менависад:

«Аз Ирландия то Россия il n'y a qu'un pas (фақат як қадам масофа ҳаст)... Дар мисоли таърихи Ирландия дидан мумкин аст, ки агар халқе, ки халқи дигарро ба зери асорати худ даровarда бошад, пи барояш чӣ бадбахтиест. Решаи ҳамаи зишткориҳои англис дар муҳити Ирландия мебошад. Давраи Кромвельро ҳоло боз омӯхтанам даркор, лекин ба ҳар ҳол барои ман ҷои шубҳае нест, ки агар зарурияти дар Ирландия ба тарзи ҳарбӣ ҳукмронӣ кардан ва аристократияи навро ба вуҷуд овардан дар миён намебуд, кор дар Англия ранги дигар мегирифт». Дар омади гап мактуби аз 18 августи соли 1869 ба Энгельс навиштаи Марксро қайд кунем:

«Дар Познань коргарони поляк дар сояи мадади рафиқони берлиниашон корпартоии музаффаронае гузарониданд. Ин мубориза ба муқобили «Ҷаноби Капитал» — ҳатто дар шакли ибтидоии он, дар шакли корпартоӣ — кори хурофотҳои миллиро аз суханпардозиҳои сулҳпарваронаи ҷанобони буржуа дида ба тарзи ҷиддитаре тамом мекунад»[33].

Сиёсате, ки Маркс дар Интернационал дар масъалаи Ирландия пеш мебурд, аз нуктаҳои зерин дида мешавад:

18-уми ноябри соли 1869 Маркс ба Энгельс менависад, ки ӯ дар Совети Интернационал дар бобати масъалаи ба афви умумии ирландӣ бо чӣ назар нигоҳ кардани вазорати Британия нутқи $1^1/_4$-соата эрод карда ва резолюцияи зеринро пешниҳод намуд:

«Қарор дода шуд, ки

ҷаноби Гладстон дар ҷавоби худ ба талабҳои ирландиҳо дар хусуси озод кардани ватанпарварони Ирландия миллати ирландро қасдан таҳқир мекунад;

вай афви умумии сиёсиро бо шартҳое вобаста мекунад, ки ҳам барои қурбоншудагони ҳукумати бад ва ҳам барои халқе, ки вай намояндаи он аст, як хел таҳқиркунанда мебошанд;

Гладстон, чун мақоми расмиаш ӯро ба ин кор водор мекунад, дар пеши ҳама ва бо тантана исёни ғуломдорони Америкаро табрик кард, ва акнун ба халқи ирланд таълимоти тобеъшавии ғайрифаъолонаро ваъз карданӣ мешавад;

тамоми сиёсати вай нисбат ба афви умумии ирландӣ зуҳуроти ҳақиқии он *«сиёсати забткунӣ»* мебошад, ки ҷаноби Гладстон бо фош кардани ин сиёсат ҳайати вазорати муқобилони худ — ториҳоро сарнагун карда буд;

Совети Генералии Ассоциацияи интернационалии коргарон аз ин ки халқи ирланд маъракаи худро барои афви умумӣ бо чӣ ҷасорат, устуворона ва бо сарбаландӣ пеш мебарад, ба шавқ меояд;

ин резолюция бояд ба ҳамаи секцияҳои Ассоциацияи интернационалии коргарон ва ба ҳамаи ташкилотҳои бо он вобастабудаи коргарони Европа ва Америка маълум карда шавад»[34].

10-уми декабри соли 1869 Маркс менависад, ки маърӯзаи ӯ дар бобати масъалаи Ирландия дар Совети Интернационал ба тариқи зерин тартиб дода мешавад:

«... Тамоман сарфи назар аз ҳама гуна ҷумлапардозии «интернационалӣ» ва «инсонпарварӣ» дар бораи «адолат нишон додан нисбат ба Ирландия» — зеро ин дар Совети Интернационал худ аз худ дар назар дошта мешавад — *манфиати бевоситаи мутлақи синфи коргари*

*англис талаб мекунад, ки алоқаи ҳозираашро аз Ирландия канад.* Эътиқоди чуқуртарини ман ҳамин гуна аст, ва ин эътиқодам дар асоси сабабҳое қарор ёфтааст, ки ман онҳоро қисман ба худи коргарони англис кушода дода наметавонам. Ман то хеле вақт дар чунин фикр будам, ки режими ирландиро бо роҳи ба дараҷаи баландтар бардоштани синфи коргари англис сарнагун кардан мумкин аст. Ман ҳама вақт ин ақидаро дар «Минбари Нью-Йорк» (газетаи америкоие, ки Маркс дар он муддати дарозе ҳамкорӣ карда буд)[35] ҳимоя мекардам. Аммо масъаларо чуқуртар омӯхтанам фикри маро дигар кард ва ман ба акси ҳамин қаноат ҳосил кардам. Синфи коргари англис то аз Ирландия халос нашавад, *ҳеҷ коре карда наметавонад.* Решаи реакцияи англис дар Англия Ирландияро ба зери асорати худ гирифтанаш мебошад» (курсиви Маркс аст)[36].

Акнун ба хонандагон сиёсати Маркс дар масъалаи Ирландия ба куллӣ равшан бошад даркор.

Маркси «утопист» чунон «ноамалиётчӣ» аст, ки тарафдори ҷудошавии Ирландия мебошад, ки ин ҷудошавӣ ним аср баъд аз он ҳам ба амал набаромадааст.

Сабаби ин сиёсати Маркс дар чист ва оё он сиёсат хато набуд?

Аввал Маркс фикр мекард, ки на ин ки ҳаракати миллии миллати мазлум, балки ҳаракати коргарӣ дар байни миллати зулмкунанда Ирландияро озод хоҳад кард. Маркс ҳаракатҳои миллиро ҳеҷ як ҳақиқати мутлақ ҳисоб намекунад, чун медонад, ки озодии комили ҳамаи миллатҳоро фақат ғалабаи синфи коргар дода метавонад. Ҳамаи таносубҳои эҳтимолии байни ҳаракатҳои озодихоҳонаи буржуазии миллатҳои мазлум ва ҳаракати озодихоҳонаи пролетарии миллати зулмкунандаро (айнан ҳамон проблемае ки масъалаи миллиро дар Россияи ҳозира ин қадар душвор мегардонад) пешакӣ ба ҳисоб гирифтан кори номумкин аст.

Аммо инак вазъият чунин шуд, ки синфи коргари англис ба муддати басе дуру дароз ба зери таъсири либералҳо афтида, думи онҳо шуд ва худро бо сиёсати коргарии либералӣ бероҳбар кард. Ҳаракати озодихоҳонаи буржуазӣ дар Ирландия қувват гирифт ва шаклҳои революционӣ пайдо кард. Маркс ақидаи худашро тағйир медиҳад ва онро ислоҳ мекунад. «Агар халқе халқи дигарро ба зери асорати худ дароварда бошад, ин барояш бадбахтист». То Ирландия аз зулми англис озод нашавад, синфи коргар дар Англия низ озод шуда наметавонад. Реакцияро дар Англия дар зери асорат будани Ирландия мустаҳкам мекунад ва ғизо медиҳад (чунон ки реакцияро дар Россия як қатор миллатҳоро ба зери асорати худ даровардани вай ғизо медиҳад!).



Ва ин аст, ки Маркс дар Интернационал резолюцияи хайрхоҳӣ ба «миллати ирланд», ба «халқи ирланд»-ро гузаронда (Л. Вл.-и донотарош мебуд, эҳтимол, Маркси бечораро аз барои муборизаи синфиро фаромӯш карданаш коҳиш медод!), аз Англия *ҷудо шудани* Ирландияро таблиғ мекунад, «агарчанде ки баъд аз ҷудо шудан кор ба федерация анҷомад ҳам».

Асосҳои назариявии ин хулосаи Маркс кадомҳоянд? Дар Англия революцияи буржуазӣ умуман кайҳо тамом шудааст. Аммо дар Ирландия вай тамом нашудааст; онро фақат ҳозир, ним аср баъдтар, ислоҳотҳои либералҳои англис тамом карда истодаанд. Агар капитализм дар Англия бо он тезие, ки Маркс дар аввалҳо чашм дошт, сарнагун мешуд, дар он сурат дар Ирландия ҳаракати буржуазӣ-демократии умумимиллӣ намешуд. Аммо модоме ки ин ҳаракат ба вуҷуд омад, Маркс ба коргарони англис маслиҳат медиҳад, ки он ҳаракатро дастгирӣ кунанд, ба вай такони революционӣ бидиҳанд, онро ба манфиати озодии *худашон* то ба охир бурда расонанд.

Алоқаҳои иқтисодии Ирландия бо Англия дар солҳои 60-уми асри гузашта, албатта, назар ба алоқаҳои Россия бо Польша, Украина ва ҳоказо боз ҳам зичтар буданд. «Ғайриамалӣ» ва «ғайри қобили иҷро» будани ҷудошавии Ирландия (лоақал ба сабаби шароити географӣ ва ба сабаби иқтидори беандозаи мустамликавии Англия) баръало намоён мешуданд. Маркс, ки душмани принципии федерализм мебошад, дар ҳамин маврид федерацияро* ҳам раво медонад, *фақат* ин ки озодии Ирландия бо роҳи реформистӣ не, балки бо роҳи революционӣ, дар натиҷаи ҳаракати оммаи халқ дар Ирландия, ки ба ин ҳаракат синфи коргари Англия тарафдорӣ кунад, ба амал ояд. Ҳеҷ ҷои шубҳае буда наметавонад, ки фақат ҳамин тавр ҳал карда шудани вазифаи таърихӣ ба манфиатҳои пролетариат ва ба суръати тараққиёти ҷамъиятӣ аз ҳама бештар мувофиқат карда метавонист.

* Дар омади сухан, дидани он душвор нест, ки барои чӣ ҳуқуқи «худмуайянкунӣ» гуфта аз нуқтаи назари социал демо-

Лекин дар оқибат кор дигар хел шуд. Ҳам халқи ирланд ва ҳам пролетариати англис суст баромаданд. Фақат ҳозир ба воситаи созишҳои ҳақиронаи либералҳои англис бо буржуазияи ирланд масъалаи Ирландия бо ислоҳоти замин (бо фидия) ва бо автономия (ки ҳанӯз ҷорӣ карда нашудааст) *ҳал шуда истодааст* (мисоли Ольстер то чӣ андоза ба сахтӣ ҳал шуда истодани онро нишон медиҳад). Хӯш, чӣ шуд? Оё аз ин чунин мебарояд, ки Маркс ва Энгельс «утопист» буданд, онҳо талабҳои миллии «иҷронашудание» дар миён мемонданд, онҳо ба таъсири миллатчиёни ирландӣ — буржуаҳои майда меафтоданд (ба характери майдабуржуазӣ доштани ҳаракати «фениҳо» ҷои шубҳае нест) ва ҳоказо?

Не. Маркс ва Энгельс дар масъалаи Ирландия ҳам сиёсати собитқадамонаи пролетариро пеш мебурданд, ки он сиёсат оммаҳоро ҳақиқатан дар рӯҳи демократизм ва социализм тарбия мекард. Фақат ҳамин сиёсат қобил буд ҳам Ирландия ва ҳам Англияро аз ним аср ба таъхир афтидани дигаргунсозиҳои зарурӣ ва аз ин дигаргунсозиҳоро ба нафъи реакция вайрон кардани либералҳо раҳоӣ диҳад.

Сиёсати Маркс ва Энгельс дар масъалаи Ирландия намунаи бузургтарини онро додааст, ки пролетариати миллатҳои зулмкунанда ба ҳаракатҳои миллӣ бояд бо чӣ назар нигоҳ кунад, сиёсате, ки аҳамияти азими *амалии* худро то ҳол нигоҳ доштааст; — ин сиёсат аз он «шитобкории навкарвор» барҳазар кард, ки мещанҳои ҳамаи мамлакатҳо, ҳамаи рангҳо ва забонҳо тағьири сарҳадҳои давлатҳоеро, ки дар натиҷаи зӯригарӣ ва имтиёзҳои помещикон ва буржуазияи як миллат ба вуҷуд омадаанд, «утопия» гуфта ҳисоб мекунанд.

Агар пролетариати ирланд ва пролетариати англис

кратӣ *на* федерацияро фаҳмидан мумкин аст ва *на* автономияро (гарчанде ки агар ба таври абстрактӣ гӯем, ҳам ину ҳам он ба мафҳуми «худмуайянкунӣ» мувофиқ меоянд). Ҳуқуқ ба федерация умуман чизи бемаъниест, зеро федерация муоҳидаи дутарафа аст. Марксистон умуман ҳимоя кардани федерализмро ба программаи худ дохил карда наметавонанд, дар ин хусус ҳоҷати гап задан ҳам нест. Дар хусуси автономия бошад, марксистон на «ҳуқуқи ба» автономия, балки худи автономияро ба сифати принципи умумии универсалии давлати демократие, ки ҳайати миллаташ гуногун буда ва шароити географӣ ва дигар шароитҳо аз якдигар ба куллӣ фарқ дошта бошад, ҳимоя мекунанд. Бинобар ин эътироф кардани «ҳуқуқи миллатҳо ба автономия» ҳам монанди «ҳуқуқи миллатҳо ба федерация» ҳамон тавр бемаънигӣ мебуд.



сиёсати Маркеро қабул намекарданд, ҷудошавии Ирландияро шиори худ қарор намедоданд, ин аз тарафи онҳо оппортунизми гаддортарин, фаромӯш кардани вазифаҳои демократ ва социалист, гузашт кардан ба реакция ва буржуазияи *англис* мебуд.

## 9. Программаи соли 1903 ва барҳамдиҳандагони он

Протоколҳои съезди соли 1903, ки программаи марксистони Россияро қабул карда буд, бисьёр чизи камьёб шудаанд, ва аксарияти бузурги ходимони ҳозираи ҳаракати коргарӣ бо ваҷҳу мақсадҳои пунктҳои алоҳидаи программа шинос нестанд (хусусан ин ки аз адабиёти ба ин ҷо дахл доштагӣ на ҳама чизҳояш аз неъматҳои легалият баҳрабар аст...). Бинобар ин дар болои дар съезди соли 1903 чӣ гуна таҳлил шудани масъалае, ки диққати моро ба худ ҷалб кардааст, истода гузаштан зарур аст.

Пеш аз ҳама бояд қайд кунем, ки адабиёти социал-демократии русӣ доир ба «ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо» ҳар қадар нокифоя бошад ҳам, ба ҳар ҳол аз он равшан дида мешавад, ки ин ҳуқуқ ҳамеша дар маънои ҳуқуқи ҷудо шудан фаҳмида мешуд. Ҷанобон Семковскийҳо, Либманҳо ва Юркевичҳо, ки ба ин шубҳа мекунанд, § 9-ро «норавшан» гуфта эълон мекунанд ва ҳоказо, фақат аз камоли ҷоҳилӣ ё бепарвоӣ дар бораи «норавшанӣ» манаҳ мезананд. Ҳанӯз дар соли 1902 дар «Заря» Плеханов* «ҳуқуқи худмуайянкунӣ»-ро дар лоиҳаи программа ҳимоякунон навишта буд, ки ин талаб, ки барои демократҳои буржуазӣ ҳатмӣ нест, «барои социал-демократҳо ҳатмӣ мебошад». «Агар мо инро аз тарси расидан ба хурофотҳои миллии ҳамватанони аз қабилаи великорус будаи мо аз ёдамон мебаровардем, ё ин ки ба пешниҳод кардани он ҷуръат намекардем, — навишта буд Плеханов,— дар он сурат... хитоби: «пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!» дар забони мо дурӯғи пурнанг мебуд...»[37].

Ин тавсифи бисьёр бурроп далели асосиест ба та-

* Дар соли 1916 В. И. Ленин доир ба ҳамин ҷой қайде кардааст: «Аз хонанда хоҳиш менамоем фаромӯш накунад, ки Плеханов дар соли 1903 яке аз душманони асосии оппортунизм буд, ки аз рӯйгардонии ба бадӣ ном баровардаи худ ба сӯи оппортунизм ва соництар ба сӯи шовинизм дур буд».

рафдорип пункти муҳокимашаванда, ба андозае бурро аст, ки беҳуда нест танқидчиёни «насабгумкарда»-и программаи мо буздилона аз он чашм пӯшида мегузаштанд ва чашм пӯшида мегузаранд. Аз ҳамин пункт даст кашидан, агарчи барои ин дасткашӣ ҳар гуна далел нишон диҳанд, *дар амал* ба миллатчигии *великорусӣ* гузашти «пурванг» кардан аст. Барои чӣ ба миллатчигии великорусӣ гузаштқунӣ, дар сурате ки дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии *ҳамаи* миллатҳо сухан меравад? Барои ин ки сухан дар бораи *аз* великорусҳо ҷудо шудан меравад. Манфиати *якҷоя шудани пролетарҳо*, манфиати ҳамраъйии синфии онҳо эътироф кардани ҳуқуқи *миллатҳоро ба ҷудо шудан* талаб мекунанд — Плеханов 12 сол аз ин пештар дар суханҳои дар боло овардашуда ана ҳаминро эътироф карда буд; агар оппортунистони мо инро хуб фикр карда мебаромаданд, он гоҳ эҳтимол дорад, дар хусуси худмуайянкунӣ ин қадар гапҳои бисьёри беҳуда намезаданд.

Дар съезди соли 1903, ки ҳамин лоиҳаи программаи аз тарафи Плеханов ҳимоя кардашуда дар он съезд тасдиқ карда шуда буд, кори асосиро *комиссияи программавӣ* ба ҷо овард. Маҷлисҳои он, мутаассифона, протокол карда намешуданд. Ва ҳол он ки ин протоколҳо маҳз дар бобати ҳамин пункт махсусан мароқангез мебуданд, зеро *фақат* дар комиссия намояндагони социал-демократҳои поляк, Варшавский ва Ганецкий ақидаҳои худашонро ҳимоя кардани ва «эътирофкунии ҳуқуқи худмуайянкунӣ»-ро танқид кардани шуда буданд. Хонандае, ки далелҳои онҳоро (ки ин далелҳо дар нутқи Варшавский ва дар изҳороти ӯ ва Ганецкий, саҳифаҳои 134—136 ва 388—390 протоколҳо баён карда шудаанд) бо далелҳои Роза Люксембург, ки дар мақолаи ба забони полякӣ навишташудаи вай оварда шудаанд ва мо ин мақоларо дар боло таҳлил кардаем, муқоиса кардан бихоҳад, тамоман ба якдигар монанд будани ин далелҳоро медид.

Пас комиссияи программавии съезди II, ки дар он съезд ба марксистони поляк аз ҳама бисьёртар Плеханов муқобил мебаромад, ба ин далелҳо чӣ тавр нигоҳ карда буд? Ин далелҳоро масхара карда хеле хандида буданд! Бемаъногии таклифи ин ки марксистони *Россия* эътироф кардани ҳуқуқи ба худмуайянкунӣ доштани миллатҳоро аз программа бароварда партоянд, чунон равшан



ва баръало нишон дода шуда буд, ки марксистони поляк *ҳатто ба такрор кардани далелҳои худашон дар маҷлиси умумии съезд ҷуръат ҳам накарданд!!* Онҳо аз исбот кардани нуқтаи назари худ дар пеши маҷлиси олии марксистони ҳам великорусҳо, ҳам яҳудӣ, ҳам грузин, ҳам арманӣ ноумед шуда съездро тарк намуданд.

Худ аз худ маълум аст, ки ин воқеаи таърихӣ барои ҳар касе, ки ба программаи *худ* мароқи ҷиддӣ зоҳир мекунад, аҳамияти хеле калоне дорад. Дар комиссияи программавии съезд комилан торумор шудани далелҳои марксистони поляк ва даст кашидани онҳо аз ҳимояи ақидаҳои худ дар маҷлиси съезд — факти бағоят аҳамиятнок аст. Беҳуда нест, ки Роза Люксембург дар мақолаи дар соли 1908 навиштаи худ «хоксорона» аз ин хусус сукут кардааст — аз афти кор, ба ёд овардани съезд аз ҳад ногувор буд! Вай аз он таклифи ба дараҷаи хандаовар хоми «ислоҳ кардани» § 9-уми программа, ки ин таклифро Варшавский ва Ганецкий аз номи ҳамаи марксистони поляк дар соли 1903 баён карда буданд ва ба такрор кардани ин таклиф на Роза Люксембург ва на социал-демократҳои дигари поляк ҷуръат накарданд (ва ҷуръат нахоҳанд кард), низ сукут кардааст.

Аммо агар Роза Люксембург дар соли 1903 шикаст хӯрдани худашро пинҳон дошта, аз ин фактҳо сукут карда бошад, одамоне ки ба донистани таърихи партияи худ мароқ доранд, ғами онро мехӯранд, ки аз ин фактҳо ҳолдон шаванд ва аҳамияти онҳоро фикр карда бароянд.

«...Мо, — навишта буданд дӯстони Роза Люксембург ба съезди соли 1903 ҳангоми тарк кардани он, — таклиф мекунем, ки пункти ҳафтум (ҳозира 9-ум) дар лоиҳаи программа ба ин мазмун ифода карда шавад: § 7. *Муассисаҳое, ки озодии комили тараққии маданиро барои ҳамаи миллатҳое, ки бо ҳайати давлат дохил ҳастанд, таъмин кунанд* (саҳ. 390 протоколҳо).

Инак, марксистони поляк дар он вақт дар бобати масъалаи миллӣ ақидаҳои чунон номуайяне баён мекарданд, ки *ба ҷои* худмуайянкунӣ, асли гапро гӯем, на ягон чизи дигар, балки мустаори «автономияи маданӣ-миллӣ»-и овозадорро таклиф менамуданд!

Ин қариб ба ақл рост намеомадагӣ менамояд, лекин ин, мутаассифона, факт аст. Дар худи съезд, агарчи дар он 5 нафар бундчӣ бо 5 овоз ва 3 нафар кавказӣ бо 6 овоз буданд, агар овози машваратии Костровро ҳисоб накунем, ба тарафдории *партофтани* пункти худмуайянкунӣ *ягон* овоз ёфт нашуд. Ба тарафдории ба ин пункт

илова карданп «автономияи мадани-миллӣ» (ба тарафдорин формулаи Гольдблат: «ба вуҷуд овардани муассисаҳое, ки барои миллатҳо озодии комили тараққии маданиро таъмин кунанд») се овоз ва ба тарафдории формулаи Либер («ҳуқуқи озодии тараққии маданин миллатҳо) чор овоз дода шуданд.

Акнун, ки партияи либералии рус, партияи кадетҳо, пайдо шуд, мо медонем, ки дар программаи *вай* ба ҷои худмуайянкунии сиёсии миллатҳо «худмуайянкунии маданӣ» гузошта шудааст. Аз ҳамин рӯ, дӯстони полякии Роза Люксембург ба муқобили миллатчигии ППС *«муборизакунон»* ин корро бо чунон муваффақияте мекарданд, ки ба ҷои программаи марксистӣ гузоштани программаи *либералиро* таклиф мекарданд! Дар айни замон худи ҳаминҳо программаи моро дар оппортунизм айбдор ҳам мекарданд — чӣ ҷои таажҷуб, ки дар комиссияи программавии съезди II дар ҷавоби ин айбдоркунӣ фақат хандиданду бас!

Вакилони съезди II, ки аз онҳо, чунон ки мо дидем, *ягон каси* ба «худмуайянкунии миллатҳо» муқобил будагӣ ёфт нашуд, «худмуайянкунӣ»-ро дар кадом маъно мефаҳмиданд?

Се иқтибоси зерин аз протоколҳо дар ин хусус шаҳодат медиҳад:

«*Мартынов* дар чунин фикр аст, ки ба калимаи «худмуайянкунӣ» маънои васее додан мумкин нест; вай фақат ҳуқуқи ҷудо шуда, воҳиди томи алоҳидаи сиёсӣ ташкил додани миллат аст, на ин ки худидоракунии вилоятӣ» (саҳ. 171). Мартынов аъзои комиссияи программавӣ буд, ки далелҳои дӯстони Роза Люксембург дар он комиссия рад ва масхара карда шуда буданд. Дар он вақт Мартынов аз рӯи ақидаҳояш «иқтисодчӣ», душмани ашаддии «Искра» буд, ва агар ӯ фикреро баён мекард, ки аксарияти комиссияи программавӣ ба он шарик набошад, фикри вайро, албатта, рад мекарданд.

Гольдблат, бундчӣ, вақте ки дар съезд баъд аз кори комиссия § 8 (ҳозира 9-уми) программа муҳокима карда мешуд, аз ҳама пеш сухан гирифт.

«Ба муқобили «ҳуқуқи худмуайянкунӣ», — мегуфт Гольдблат, — чизе гуфтан мумкин нест. Дар он мавриде, ки ягон миллат дар роҳи истиқлолияти худ мубориза мебурда бошад, ба ин муқобил баромадан мумкин нест. Агар Польша нахоҳад бо Россия ба ақди никоҳи қонунӣ дарояд, ба қавли рафиқ Плеханов, ба вай монеъ шудан лозим нест. Ман бо ин гуна фикр дар ҳамин ҳудуд розӣ мешавам» (саҳ. 175—176).



Плеханов дар маҷлиси умумии съезд дар бобати ҳамин пункт тамоман сухан эрод накарда буд. Гольдблат суханони дар комиссияи программавӣ гуфташудаи Плехановро далел меоварад, ки дар он комиссия «ҳуқуқи худмуайянкунӣ» ботафсил ва ба таври оммафаҳм дар маънои ҳуқуқи ҷудо шудан шарҳ дода шуда буд. Либер, ки баъд аз Гольдблат гап зад, чунин гуфт:

«Албатта, агар ягон миллат дар ҳудуди Россия зиндагӣ карда натавонад, партия ба вай монеъ намешавад (саҳ. 176).

Хонанда мебинад, ки дар съезди II партия, ки программаро қабул карда буд, дар масъалаи он ки худмуайянкунӣ «фақат» маънои ҳуқуқи ҷудо шуданро дорад, дудилагӣ набуд. Ҳатто бундчиён ҳам он вақт ин ҳақиқатро фаҳмида буданд, ва фақат дар айёми ғамангези мо, ки айёми контрреволюцияи давомкунанда ва ҳама гуна «муртадӣ» мебошад, одамони бо ҷоҳилии худ ҷасуре ёфт шуданд, ки онҳо программаро «норавшан» гуфта эълон карданд. Аммо пеш аз он ки ба ин гуна касони ғамангези худанонро «гӯё социал-демократ» пиндоранда вақт сарф кунем, масъалаи ба программа ба чӣ назар нигоҳ кардани полякҳоро ба охир расонем.

Онҳо ба съезди дуюм (соли 1903) бо изҳороте дар бораи зарур ва таъхирнопазир будани якҷояшавӣ омада буданд. Аммо онҳо баъд аз он ки дар комиссияи программавӣ корашон «барор нагирифт», аз съезд баромада рафтанд, ва *сухани охирини* онҳо аризаи хаттии онҳо буд, ки дар протоколҳои съезд чоп шуда буд ва дар он таклифи дар боло овардашудаи *ба ҷои* худмуайянкунӣ автономияи мадани-миллиро *гузоштан* зикр шуда буд.

Дар соли 1906 марксистони поляк ба партия дохил шуданд, дар айни ҳол на пеш аз даромадан ва на баъд аз он (на дар съезди соли 1907, на дар конференцияҳои солҳои 1907 ва 1908, на дар пленуми соли 1910) онҳо *ягон бор ҳам* дар бораи тағйир додани § 9-уми программаи Россия ягон таклифе *пешниҳод накарда буданд!!*

Ин факт аст.

Ва ин факт, бар хилофи ҳама гуна ҷумлапардозиҳо ва боваркунониҳо, равшан исбот мекунад, ки дӯстони Роза Люксембург музокираҳои дар комиссияи программавии съезди II шуда гузаштагӣ ва қарори ҳамин съездро барои ҳалли масъала кифоя донистаанд ва хатои худро хомӯшона ба гардан гирифта, онро ислоҳ карданд, ки дар соли 1906 ба партия дохил шуданд ва баъди дар соли 1903 аз съезд баромада рафтанашон ягон

бор ҳам масъалаи аз дигар дида баромадани § 9-уми программаро бо роҳи *партиявӣ* бардоштанӣ нашуданд.

Мақолаи Роза Люксембург бо имзои вай дар соли 1908 чоп шуд — албатта, инкоркунии ҳуқуқи программаро танқид кардани адибони партиявӣ ҳеҷ гоҳ ба хотири ягон кас ҳам наомада буд — ҳамчунин *баъд аз* ин мақола ҳам *ягон* муассисаи расмии марксистони поляк масъалаи аз дигар дида баромадани § 9-умро набардоштааст.

Бинобар ин Троцкий ба баъзе мухлисони Роза Люксембург ҳақиқатан хизмати хирсона мекунад, ки аз номи редакцияи «Борьба» дар № 2 (марти соли 1914) менависад:

...Марксистони поляк «ҳуқуқи худмуайянкунии миллӣ»-ро тамоман аз мазмуни сиёсӣ холӣ ҳисоб карда, аз программа берун кардани онро зарур медонанд» (саҳ. 25).

Троцкий хизматгузор аз душман хавфноктар аст! Ӯ барои «марксистони поляк»-ро умуман ба ҷумлаи тарафдорони ҳар як мақолаи Роза Люксембург дохил кардан ба ғайр аз «сӯҳбатҳои хусусӣ» (яъне, соддатар карда гӯем, ғайр аз ғайбатҳо, ки Троцкий даме бе ғайбат ба сар бурда наметавонад) аз ягон чоп дигар далел пайдо карда *наметавонист*. Троцкий «марксистони поляк»-ро одамони бешарафу бевиҷдон нишон додааст, ки ҳатто эътиқодҳои худ ва программаи партияи худро ҳам ҳурмат карда наметавонанд. Троцкий хизматгузор!

Вақте ки дар соли 1903 намояндагони марксистони поляк аз барои ҳуқуқи худмуайянкунӣ съезди II-ро тарк намуданд, *дар он вақт* Троцкий гуфта метавонист, ки онҳо ин ҳуқуқро холӣ аз мазмун ва аз программа берун кардани онро зарур медонистанд.

Аммо баъд аз ин марксистони поляк ба партияе, ки ҳамин гуна программа дошт, *дохил шуданд*, ва ягон бор дар бораи аз дигар дида баромадани ин программа таклифе ба миён нагузоштанд*.

Чаро Троцкий дар пеши хонандагони журнали худ дар бораи ин фактҳо лаб накушодааст? Фақат аз он сабаб, ки барои вай барангехтани ихтилофот дар байни муқобилони русӣ ва полякии ликвидаторчигӣ ва дар масъалаи программа коргарони русро фиреб додан фоиданок аст.

Ҳеҷ гоҳ аз ин пеш, онд ба ҳеҷ кадом масъалаи ҷид-



дии марксизм Троцкий ақидаҳои устуворе надошт ва ҳамеша «аз рахнаи» ин ё он ихтилофот «сар даровarда», аз тарафе ба тарафи дигар мегузашт. Дар вақти ҳозира ӯ дар дастаи бундчиён ва ликвидаторҳо мебошад. Ва ин ҷанобон дар рафтори худ нисбат ба партия такаллуф намекунанд.

Инак шумо ба бундчӣ Либман назар кунед.

«Ҳангоме ки социал-демократияи Россия, — менависад ин ҷаноб, — 15 сол аз ин пештар дар программаи худ пункти ба «худмуайянкунӣ» ҳуқуқ доштани ҳар миллатро дохил карда буд, ҳар кас (!!) аз худ мепурсид: ин ифодаи маъмул (!!) зотан чӣ маъно дошта бошад? Ба ин ҷавобе набуд (!!). Ин калима дар зери ғубор номаълум шуда монд!! Дар ҳақиқат он вақт ин ғуборро парешон кардан маҳол буд. Ҳанӯз вақти он нарасидааст, ки ин пункт конкретитар карда шавад — мегуфтанд дар он вақт — бигузор он дар зери ғубор номаълум бимонад (!!), ва худи ҳаёт ба ин пункт даровардани чӣ мазмунро нишон медиҳад».

Оё дуруст нест, ин «писараки беэзор»[38], ки программаи партияро масхара мекунад, чӣ қадар аҷоиб аст-а?

Хайр вай барои чӣ масхара мекунад?

Фақат барои он ки ӯ шахси тамоман ҷоҳилест, ки чизе наомӯхтааст, ҳатто доир ба таърихи партия чизе нахондааст, балки ҳамин тавр ба муҳити ликвидаторӣ афтида мондааст, ки дар ин муҳит дар масъалаи партия ва партиявият танлуч гаштан «расм» мебошад.

Дар як асари Помяловский як шогирди семинарияи динӣ «ба бочкаи карам туф кардам»[39],— гуфта худро таъриф мекунад. Ҷанобони бундчиён аз ин ҳам гузарондаанд. Онҳо Либманҳоро ба майдон сар медиҳанд, ки ин ҷентельменҳо дар пеши назари мардум ба чалаки худашон туф мекунанд. Ин ки конгресси байналхалқӣ қароре бароварда буд, ин ки дар съезди партияи худ ду нафар намояндагони Бунди худ (агарчи танқидкунандагони «чиддӣ» ва душманони қатъии «Искра» бошанд ҳам!) ба фаҳмидани маънои «худмуайянкунӣ» комилан қобил буданашонро нишон дода, ҳатто бо он розӣ шуда буданд, ба ҳамаи ин ҷанобони Либманҳо чӣ коре доранд?

* Ба мо хабар медиҳанд, ки дар маҷлиси машваратии тобистони соли 1913 шудагузаштаи марксистони Россия марксистони поляк фақат бо овози машваратӣ иштирок карда буданд ва дар масъалаи ҳуқуқи худмуайянкунӣ (ҷудошавӣ) тамоман овоз надода, умуман ба ин гуна ҳуқуқ муқобил баромада буданд. Албатта, онҳо барои ин тавр рафтор кардан ва монанди пештара дар Польша ба муқобили ҷудо шудани он агитация кардан ҳуқуқи комил доштанд. Аммо ин тамоман на он чиз аст, ки Троцкий мегӯяд, зеро марксистони поляк «аз программа берун кардани» § 9-ро талаб накарда буданд.

Агар «публицистони партия» (ҳазил накунед!) бо таърихи партия ва бо программаи партия муллобачавор муомила кунанд, оё бо ҳамин роҳ партияро барҳам додан осонтар намешавад?

Ана ба шумо «писарбачаи беэзор»-и дуюм, ҷаноби Юркевич аз «Дзвін». Ҷаноби Юркевич, аз афти кор, дар досташ протоколҳои съезди II-ро дошт, чунки ӯ суханҳои аз тарафи Гольдблат нақл кардашудаи Плехановро иқтибос меоварад ва бо ин ки худмуайянкунӣ фақат маънои ҳуқуқи ҷудо шуданро дошта метавонад, шиносо будани худашро нишон медиҳад. Аммо ин ба ӯ монеъ намешавад, ки дар байни буржуазияи майдаи украин дар ҳаққи марксистони рус чунин тӯҳматеро паҳн кунад, ки гӯё онҳо тарафдори «бутунии давлат»-и (1913, № 7—8, саҳ. 83 ва ғайра) Россия бошанд. Албатта, барои аз демократияи великорусӣ ҷудо кардани демократияи украинӣ ҷанобон Юркевичҳо аз ин тӯҳмат усули беҳтареро ёфта наметавонистанд. Ин тавр ҷудокунӣ бошад, дар равияи тамоми сиёсати гурӯҳи адибони «Дзвін» қарор гирифтааст, ки он ба ташкилоти *алоҳидаи* миллӣ *ҷудо шудани* коргарони украинро ваъз мекунад!*

Ба гурӯҳи мещанинҳои миллатчӣ, ки пролетариатро аз ҳам ҷудо мекунанд, — роли объективонаи «Дзвін» маҳз ҳамин тавр аст — паҳн кардани гапҳои хеле дарҳам-барҳам дар масъалаи миллӣ, албатта, ба куллӣ зебанда аст. Худ аз худ фаҳмида мешавад, ки ҷаноби Юркевичҳо ва Либманҳо,— ки агар онҳоро одамони «ба ном партиявӣ» гуфта номанд, «сахт» меранҷанд, — дар он хусус як калима, бемуболиға, ягон калима ҳам ба забон наовардаанд, ки худи *онҳо* масъалаи ҳуқуқи ҷудо шуданро дар программа чӣ хел ҳал кардан мехостанд?

Ана ба шумо «писарбачаи беэзор»-и сеюм ва асосӣ, ҷаноби Семковский, ки ӯ дар саҳифаҳои газетаи ликвидаторӣ дар пеши мардуми великорус § 9-уми программаро «зеру забар» мекунад ва дар айни замон изҳор мекунад, ки ӯ «бино ба баъзе мулоҳизаҳо ба таклифи» берун кардани ин параграф «шарик нест»!!

Ба ақл рост наояд ҳам, факт аст.

Дар моҳи августи соли 1912 конференцияи ликвидаторҳо масъалаи миллиро расман ба миён мегузорад.

* Ниг. хусусан ба муқаддимаи ҷаноби Юркевич ба китоби ҷаноби Левинский: «Нарис розвитку украïнського робітничого руху в Галичині», Киïв, 1914 («Очерки тараққии ҳаракати коргарии украин дар Галиция», Киев, 1914. *Ред.*).



Дар зарфи якуним сол дар масъалаи § 9-ум, ғайр аз мақолаи ҷаноби Семковский, ягон мақолаи дигаре чоп намешавад. Дар ин мақола ҳам муаллиф программаро *рад карда*, «бино ба *баъзе* мулоҳизаҳо» (касалии махфӣ магар?) ба таклифи ислоҳ кардани он «шарик нест»!! Зомин шудан мумкин аст, ки дар тамоми дунё мисолҳои ин гуна оппортунизм ва аз оппортунизм ҳам бадтар, мисолҳои даст кашидан аз партия, барҳам задани партияро ёфтан осон нест.

«Агар, — менависад ӯ, — пролетариати поляк дар ҳудуди як давлат бо ҳамроҳии тамоми пролетариати Россия муборизаи муштаракона бурдан хоҳаду вале синфҳои реакционии ҷамъияти Польша, баръакс, Польшаро аз Россия ҷудо кардан хоста ва дар вақти референдум (фикрпурсии умумӣ аз аҳолӣ) ба фоидаи ҳамин аксарияти овозҳоро ҷамъ мекарданд, дар он сурат чӣ бояд кард: оё мо, социал-демократҳои рус, бояд дар парламенти марказӣ бо ҳамроҳии рафиқони полякамон *ба муқобили* ҷудо шудан овоз диҳем ё барои он ки «ҳуқуқи худмуайянкунӣ»-ро вайрон накунем, *ба тарафдории* ҷудо шудан овоз диҳем?» («Новая Рабочая Газета» № 71).

Чӣ гуна будани далелҳои Семковскийро дар асоси як мисол нишон додан кифоя аст:

Аз ин ҷо дида мешавад, ки ҷаноби Семковский ҳатто намефаҳмад, ки *сухан дар бораи чӣ меравад!* Ӯ фикр накардааст, ки ҳуқуқи ҷудо шудан айнан *на* аз тарафи парламенти марказӣ, балки фақат аз тарафи парламенти (сейм, референдум ва ҳоказо) вилояти *ҷудошаванда* ҳал карда шудани масъаларо дар назар дорад.

Бо тааҷҷуби бачагонае (агар дар шароити демократия аксарият тарафдори реакция бошад, дар он сурат «чӣ бояд кард») пеши масъалаи сиёсати реалии ҳақиқие зинда пинаҳ карда мешавад, ки *ҳам* Пуришкевичҳо ва *ҳам* Кокошкинҳо ҳатто фикри ҷудо шуданро ҳам ҷиноят ҳисоб мекунанд! Эҳтимол, ба пролетарҳои *тамоми* Россия имрӯз на ба муқобили Пуришкевичҳо ва Кокошкинҳо, балки аз онҳо сарфи назар карда, ба муқобили синфҳои реакционии Польша мубориза бурдан даркор аст!!

Ин гапҳои беҳудаи ба ақл рост наояндаро дар органи ликвидаторҳо менависанд, ки дар ин орган ҷаноби Л. Мартов яке аз роҳбарони идеявӣ мебошад. Худи ҳамон Л. Мартов, ки лоиҳаи программаро тартиб дода буд ва онро дар соли 1903 қабул кунонд, ҳамон Л. Мартов, ки баъдтар ҳам ба ҳимояи озодии ҷудо шудан навишта буд. Л. Мартов ҳозир аз афти кор, аз рӯи қоидаи зерин амал мекунад:

Хирадманд андар он ҷо нест лозим
Шумо бояд ки Реадро фиристед.
Тамошо менамоям ман бубинед[40].

Л. Мартов Реад-Семковскийро мефиристад ва иҷозат медиҳад дар газетаи ҳаррӯза, дар пеши табақаҳои нави хонандагон, ки программаи моро намедонанд, онро таҳриф кунанд ва беҳадду ҳисоб ба чигил андозанд!

Бале, бале, ликвидаторчигӣ хеле дур рафтааст — дар социал-демократҳои хеле бисьёри ҳатто ба назар намоёни собиқ аз партиявият нишонае ҳам боқӣ намондааст.

Роза Люксембургро, албатта, ба Либманҳо, Юркевичҳо, Семковскийҳо баробар кардан мумкин нест, аммо, он факте, ки маҳз ҳамин гуна одамон ба хатои вай сахт часпидаанд, бо возеҳии махсус исбот мекунад, ки Роза Люксембург ба чӣ оппортунизме афтидааст.

## 10. Хотима

Ҷамъбаст мекунем.

Аз нуқтаи назари марксизм умуман, масъалаи ҳуқуқи худмуайянкунӣ душворие надорад. На дар хусуси ба зери шубҳа гирифтани қарори лондонии соли 1896, на дар хусуси он ки худмуайянкунӣ гуфта фақат ҳуқуқи ҷудо шудан фаҳмида мешавад, на дар хусуси он ки ба вуҷуд овардани давлатҳои мустақили миллӣ майли ҳамаи табаддулотҳои буржуазӣ-демократӣ мебошад, ҷиддан гапе ҳам дар миён буда наметавонад.

Душвориро ба андозае он чиз ба миён меоварад, ки дар Россия пролетариати миллатҳои мазлум ва пролетариати миллати зулмкунанда паҳлуи ҳамдигар истода мубориза мекунанд ва бояд мубориза кунанд. Ягонагии муборизаи синфии пролетариатро дар роҳи социализм муҳофиза кардан, ба ҳамаи таъсирҳои буржуазӣ ва сиёҳгурӯҳии миллатчигӣ зарба додан — вазифа ана аз ҳамин иборат аст. Дар байни миллатҳои мазлум ба партияи мустақил ҷудо шудани пролетариат баъзан ба чунон муборизаи шиддатноке бар зидди миллатчигии он миллат сабаб мешавад, ки перспектива вайрон мешавад ва миллатчигии миллати зулмкунанда фаромӯш мегардад.

Аммо ин гуна вайрон шудани перспектива фақат ба муддати кӯтоҳе имконпазир аст. Таҷрибаи муборизаи муштараконаи пролетарҳои миллатҳои гуногун басе равшан нишон медиҳад, ки масъалаҳои сиёсиро мо бояд на аз нуқтаи назари «краковӣ», балки аз нуқтаи назари умумироссиягӣ ба миён монем. Дар сиёсати умумироссиягӣ бошад, Пуришкевичҳо ва Кокошкинҳо ҳукмфармо мебошанд. Идеяҳои онҳо ҳукм меронад, қавмҳои ғайрро барои «сепаратизм», барои *фикрҳои* ҷудошавишон таъқиб кардани онҳо дар Дума, дар мактабҳо, дар калисоҳо, дар казармаҳо, дар садҳо ва ҳазорҳо газетаҳо ваъз карда ва пеш бурда мешавад. Ана ҳамин заҳри великорусии миллатчигӣ тамоми муҳити сиёсии умумироссиягиро заҳролуд мекунад. Халқе, ки вай халқҳои дигарро ба зери асорати худ дароварда, дар тамоми Россия реакцияро мустаҳкам мекунад, — ин барои вай бадбахтӣ аст. Хотираҳои солҳои 1849 ва 1863 анъанаи зиндаи сиёсие мебошанд, ки ин анъана, агар тӯфони бисьёр калоне рӯй надиҳад, боз даҳсолаҳои дуру дароз хавфи ба душворӣ андохтани ҳама гуна ҳаракати демократӣ ва *хусусан* социал-демократиро ба миён меоварад.

Ҷои шубҳае нест, ки нуқтаи назари баъзе марксистони миллатҳои мазлум (ки «бадбахтии» онҳо баъзан аз он иборат аст, ки чашми оммаи аҳолӣ бо идеяи озодии миллии «худ» баста мешавад) ҳарчанд бисьёр вақтҳо табиӣ намояд ҳам, лекин *дар амал*, мувофиқи таносуби объективонаи қувваҳои синфӣ дар Россия, дасткашӣ аз ҳимоя кардани ҳуқуқи худмуайянкунӣ ба оппортунизми қаттолтарин, ба заҳролуд кардани пролетариат бо идеяҳои Кокошкинҳо баробар аст. Ин идеяҳо бошанд, моҳиятан, идеяҳо ва сиёсати Пуришкевичҳо мебошанд.

Бинобар ин агар нуқтаи назари Роза Люксембургро дар аввалҳо ҳамчун маҳдудии махсуси полякӣ, «краковӣ»* қобили авф донистан мумкин бошад, дар вақти ҳозира, ки дар ҳама ҷо миллатчигӣ ва пеш аз ҳама миллатчигии ҳукуматӣ, великорусӣ қувват гирифтааст ва *он* ба сиёсат раҳнамоӣ мекунад, — ин гуна маҳдудӣ дигар ғайри қобили афв мешавад. Дар амал ба домани ин маҳдудӣ оппортунистони *ҳамаи* миллатҳо мечаспанд, ки онҳо аз идеяи «тӯфонҳо» ва «ҷаҳишҳо» худро дар канор мегиранд, табаддулоти буржуазӣ-демократиро тамом шудагӣ медонанд, аз паи либерализми Кокошкинҳо кашола шуда мегарданд.

---

* Фаҳмидан душвор нест, ки *ҳуқуқи* ба ҷудошавӣ доштан миллатҳоро эътироф кардани марксистони *тамоми* Россия ва дар навбати аввал великороссҳо ба муқобили ҷудошавӣ *агитация бурдани* марксистони ин ё он миллати *мазлумро* ба ҳеҷ андоза истисно намекунад, чунон ки эътироф карда шудани ҳуқуқи

Миллатчигии великорусӣ монанди ҳар миллатчигии дигар ба сарварӣ кардани ин ё он синфҳо дар мамлакати буржуазӣ нигоҳ карда, марҳалаҳои гуногунро тай мекунад. То соли 1905 мо қариб фақат национал-реакционерҳоро медонистем. Баъд аз революция дар мамлакати мо *национал-либералҳо* ба майдон омаданд.

Дар мо дар ҳақиқати ҳол ҳам октябристҳо ва ҳам кадетҳо (Кокошкин), яъне тамоми буржуазияи ҳозира дар ҳамин нуқтаи назар меистанд. Лекин баъдтар ба майдон омадани национал-демократҳои великорусӣ *ногузир аст*. Яке аз таъсискунандагони партияи «халқӣ-социалистӣ» ҷаноби Пешехонов ҳамин нуқтаи назарро изҳор кард, ки (дар шумораи августи «Русское Богатство» соли 1906) ба эҳтиёткорона муомила кардан нисбат ба хурофотҳои миллатчигии мужик даъват намуда буд. Ҳар қадар дар ҳаққи мо, большевикҳо, шумо мужикро «идеализация» мекунед, гуфта тӯҳмат кунанд ҳам, мо ҳамеша ақли мужикро аз хурофоти мужик, демократизми мужикии ба муқобили Пуришкевич нигаронидашударо аз майли бо поп ва помещик оштӣ шудани мужик ба куллӣ фарқ мекардем ва фарқ мекунем.

Демократияи пролетарӣ бояд худи ҳозир ҳам миллатчигии деҳқонони великорусро ба назари эътибор гирад (на дар маънои гузашт кардан, балки дар маънои мубориза бурдан) ва эҳтимол боз муддати дуру дарозе ба назари эътибор хоҳад гирифт*.

Дар миллатҳои мазлум бедор шудани миллатчигӣ, ки баъд аз соли 1905 ин қадар баръало зоҳир шуд (лоақал гурӯҳи «автономистҳо-федералистҳо»-ро дар Думаи I, афзоиши ҳаракати украинҳо, ҳаракати мусулмонҳо ва ҳоказоро хотиррасон кунем), — ба таври ногузир ба қувват гирифтани миллатчигии буржуазияи майдаи великорус дар шаҳрҳо ва дар қишлоқҳо сабаб мешавад. Дигаргунсозии демократии Россия ҳар қадар ки оҳистатар давом кунад, таъқибот ва ҷангу талоши миллии буржуазияи

талоқ дар ин ё он маврид ба муқобили талоқ агитация карданро истисно намекунад. Бинобар ин мо фикр мекунем, ки ба таври ногузир адади он марксистони поляк зиёд шудан мегирад, ки онҳо ба «зиддияти» мавҷуднабудае, ки ҳоло бозори онро Семковский ва Троцкий «гарм мекунанд» хоҳанд хандид.

* Аз назар гузаронидани он ки масъалаи, масалан, миллатчигӣ дар Польша чӣ гуна тағйир ёфта, аз миллатчигии шляхтӣ ба миллатчигии буржуазӣ ва баъд ба миллатчигии деҳқонӣ мубаддал мешавад, мароқангез мебуд. Людвиг Бернгард дар китоби худ «Das polnische Gemeinwesen impreussischen Staat» («По-



миллатҳои гуногун ҳам ҳамон қадар сахттар, дағалтар, шиддатноктар мешавад. Дар айни ҳол реакционигии махсуси Пуришкевичҳои рус дар байни ин ё он миллатҳои мазлум, ки баъзан дар давлатҳои ҳамсоя аз озодии хеле бештаре баҳрабар мешаванд, майлҳои «сепаратӣ»-ро ба миён овардан (ва қувват додан) мегирад.

Ин ҳол дар пеши пролетариати Россия вазифаи дучанда ё, дурусттар гӯем, дутарафаро мемонад: мубориза бурдан ба муқобили ҳар гуна миллатчигӣ ва, дар навбати аввал, ба муқобили миллатчигии великорусӣ; эътироф кардани на фақат баробарҳуқуқии комили ҳамаи миллатҳо умуман, балки низ эътироф кардани баробарҳуқуқӣ нисбат ба сохтмони давлатӣ, яъне ҳуқуқи миллатҳо ба худмуайянкунӣ, ба ҷудо шудан; — ва дар баробари ҳамин ва он ҳам маҳз ба манфиати бомуваффақият мубориза бурдан бо ҳама гуна миллатчигии ҳамаи миллатҳо, муҳофиза кардани ягонагии муборизаи пролетарӣ ва ташкилотҳои пролетарӣ, дар як умумияти интернационалӣ зич ба ҳам пайвастани онҳо бар хилофи майлҳои буржуазии ҷудошавии миллати худ.

Баробарҳуқуқии комили миллатҳо; ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо; як шудани коргарони ҳамаи миллатҳо — ба коргарон ҳамин программаи миллиро марксизм таълим медиҳад, таҷрибаи тамоми дунёва таҷрибаи Россия таълим медиҳад.

Мақола чида шуда буд, ки ман № 3 «Наша Рабочая Газета»-ро гирифтам, ки дар он ҷаноби Вл. Косовский дар бораи эътироф кардани ба худмуайянкунӣ ҳуқуқ доштани ҳамаи миллатҳо чунин менависад:

«Ҳуқуқи худмуайянкунӣ, ки ба таври механикӣ аз резолюцияи съезди I партия (соли 1898) кӯчонда шудааст (ки он съезд ҳам дар навбати худ онро аз қарорҳои конгрессҳои байналхалқии социалистӣ гирифта буд), чунон ки аз мунозираҳо

ляҳо дар Пруссия»; тарҷимаи русиаш ҳаст) худаш дар нуқтаи назари Кокошкини немисӣ истода бошад ҳам, воқеаи бағоят характерникро тасвир мекунад, ки ин ба вуҷуд омадани «республикаи деҳқонии» ба худ махсуси поляҳо дар Германия дар шакли зич бо ҳам муттаҳид шудани ҳама гуна кооперативҳо ва иттифоқҳои дигари деҳқонони *поляк* дар мубориза барои миллат, барои дин, барои замини «поляк» мебошад. Зулми немисӣ поляҳоро бо ҳам муттаҳид кард, онҳоро алоҳида гардонид ва аввал миллатчигии шляхта, баъд миллатчигии буржуа ва, ниҳоят, миллатчигии оммаи деҳқононро (хусусан баъд аз ҳуҷуми дар соли 1873 саршудаи немисҳо ба муқобили забони полякӣ дар мактабҳо) бедор кард. Дар Россия ҳам, на фақат нисбат ба як худи Польша, кор ба ҳамин ниҳоят оид шуда истодааст.

дида мешавад, аз тарафи съезди соли 1903 дар ҳамон маъное фаҳмида мешуд, ки Интернационали социалистӣ мефаҳмид: дар маънои худмуайянкунии сиёсӣ, яъне худмуайянкунии миллат дар роҳи истиқлолияти сиёсӣ. Ба ҳамин тариқ, формулаи худмуайянкунии миллӣ маънои ба ҷудо кардани территорияи худ ҳуқуқ доштанро дошта бошад ҳам, ба он масъалае тамоман дахл намекунад, ки муносибатҳои миллиро *дар дохили* организми муайяни давлатӣ, барои миллатҳое, ки аз давлати мавҷуда рафта наметавонанд ё намехоҳанд, чӣ навъ ба тартиб андохтан даркор аст».

Аз ин ҷо дида мешавад, ки ҷаноби Вл. Косовский дар дасти худ протоколҳои съезди II соли 1903-ро дошт ва маънои ҳақиқии (ва ягонаи) мафҳуми худмуайянкуниро ба хубӣ медонад. Бо ҳамин он фактро муқоиса кунед, ки редакцияи газетаи бундӣ «Цайт» барои масхара кардани программа ва барои он норавшан гуфта эълон кардан ҷаноби Либманро ба майдон сар медиҳад!! Ҷанобони бундчӣ хулқи аҷиби «партиявӣ» доштаанд... Барои чӣ Косовский аз тарафи съезд қабул карда шудани худмуайянкуниро *ба таври механикӣ* кӯчондан ҳисоб мекунад, инро «оллоҳ медонад». Одамоне мешаванд, ки «эрод гирифтан» мехоҳанд, лекин чӣ эрод гирифтан, чӣ хел, барои чӣ, ҷаро, инаш аз қувваи онҳо берун аст.

*Дар февраль — маи с. 1914 навишта шудааст*
*Дар апрель — июни с. 1914 дар журнали «Просвещение» №№ 4, 5 ва 6 чоп шудааст*
*Имзо: В. Ильин*

*Аз рӯи матни Асарҳои В. И. Ленин, нашри тоҷикӣ, ҷилди 20, саҳ. 419—427 чоп мешавад*

## ДАР БОРАИ ИФТИХОРИ МИЛЛИИ ВЕЛИКОРОССҲО

Ҳоло дар бораи миллат, дар бораи ватан чӣ қадар сухан меронанд, манаҳ мезананд, доду фарьёд мекунанд! Вазирони либерал ва радикали Англия, як тӯда публицистони «пешқадами» Франция (ки бо публицистони реакция комилан ҳамраъӣ баромадаанд), лаг-лаг қаламронҳои расмӣ, кадетӣ ва прогрессивӣ (то худи баъзе қаламронҳои халқчӣ ва «марксист»-и Россия — ҳама озодӣ ва истиқлолияти «ватан», бузургии принципи истиқлолияти миллиро ба ҳазор мақом мадҳ мекунанд. Сарфаҳм рафтан мумкин нест, ки дар ин ҷо маддоҳи худфурӯши Николай Романови ҷаллод ё маддоҳи золимони зангиёну



бошандагони Ҳиндустон дар куҷо тамом мешаваду мешанини оддӣ, ки аз рӯи кундзеҳнӣ ё аз рӯи беиродагӣ «ба рафти ҷараён» шино мекунад, аз куҷо сар мешавад. Ба ин сарфаҳм рафта нишастан ҳам ҳоҷат нест. Дар пеши мо ҷараёни идеявии бисьёр васеъ ва бисьёр чуқуре истодааст, ки решаҳои он бо манфиатҳои ҷанобони помещикон ва капиталистони миллатҳои бузургдавлат басе маҳкам пайваста мебошанд. Ба пропагандаи идеяҳои барои ин синфҳо фоиданок ҳар сол даҳҳо ва садҳо миллион сӯм харҷ карда мешавад: ин осиёи калонест, ки аз ҳама ҷо, аз шовинисти мӯътақид Меньшиков гирифта то шовинистони аз рӯи оппортунизм ё аз рӯи беиродагӣ шовинистшуда, Плеханов ва Маслов, Рубанович ва Смирнов, Кропоткин ва Бурцев об мегирад.

Мо, социал-демократҳои великорус ҳам, кӯшиш карда мебинем, ки муносибати худро ба ин ҷараёни идеявӣ муайян кунем. Барои мо, ки намояндагони миллати бузургдавлати шарқи дури Европа ва қисми басе зиёди Осиё ҳастем, аҳамияти хеле бузурги масъалаи миллиро фаромӯш кардан номуносиб мебуд; — хусусан дар чунин мамлакате, ки онро ба таври ҳаққонӣ «зиндони халқҳо» меноманд; — дар чунин вақте ки маҳз дар шарқи дури Европа ва дар Осиё капитализм як қатор миллатҳои «нав»-ро калону хурдро ба зиндагӣ ва ба шуурнокӣ бедор мекунад; — дар чунин моменте ки монархияи подшоҳӣ ба дасти миллион-миллион великороссҳо ва аҳли «миллатҳои ғайр» яроқ додааст, то ки як қатор масъалаҳои миллиро мутобиқи манфиатҳои шӯрои дворянинҳои муттаҳид[41] ва Гучковҳою Крестовниковҳо, Долгоруковҳо, Кутлерҳо, Родичевҳо «ҳал кунад».

Оё ба мо, пролетарҳои бошуури великорус, ҳисси ифтихори миллӣ бегона аст? Албатта, не! Мо забони худ ва ватани худро дӯст медорем, мо аз ҳама зиёдтар дар болои он кор мекунем, ки оммаҳои меҳнаткаши он (яъне $^9/_{10}$ аҳолии он)-ро ба дараҷаи ҳаёти бошууронаи демократҳо ва социалистҳо бардорем. Дидан ва ҳис кардани ин ки ҷаллодони подшоҳӣ, дворянинҳо ва капиталистҳо дар ҳаққи ватани хубу зебои мо чӣ ҷабру ситам, чӣ зулму бедодиҳо мекунанд, барои мо аз ҳама чиз аламноктар аст. Мо бо он фахр мекунем, ки ин ҷабру ситамҳо дар муҳити мо, дар муҳити великорусҳо муқобилат дидаанд, *ин* муҳит Радищев, декабристҳо, революционерҳои разночинеци солҳои 70-умро ба майдон овардааст, синфи коргари великорус дар соли 1905 партияи революционии тавонои

оммаҳоро ба вуҷуд овардааст, мужики великорус дар айни замон ба демократ шудан сар карда, поп ва помещикро сарнагун кардан гирифт.

Мо дар хотир дорем, ки чӣ гуна ним аср пеш аз ин демократи великорус Чернышевский, ки ҳаёти худро ба кори революция бахшидааст, гуфта буд: «миллати ҳақир, миллати ғуломон, аз боло то поён — ҳама ғулом»[42]. Ғуломони ошкор ва пардапӯшшудаи великорос (ғуломон нисбат ба монархияи подшоҳӣ) ба хотир овардани ин суханонро дӯст намедоранд. Лекин, ба фикри мо, ин суханон сухanони муҳаббати ҳақиқӣ нисбат ба ватан буданд, муҳаббате, ки бинобар набудани рӯҳияи революционӣ дар байни оммаҳои аҳолии великорус пурғусса буд. Дар он вақт ин рӯҳияи революционӣ набуд. Акнун кам бошад ҳам, лекин ҳаст. Дили мо аз ҳисси ифтихори миллӣ пур аст, зеро миллати великорус *низ* синфи революциониро ба майдон овард, *низ* исбот кард, ки вай қобил аст ба инсоният на фақат погромҳои бузург, қатор-қатор дорҳо, зиндонҳо, гуруснагиҳои бузург ва сархамкунии бандаворонаи бузург дар пеши попҳо, подшоҳон, помещикҳо ва капиталистҳо, балки дар роҳи озодӣ ва дар роҳи социализм намунаҳои бузурги муборизаро ҳам нишон диҳад.

Дили мо аз ҳисси ифтихори миллӣ пур аст, ва маҳз аз ҳамин сабаб мо гузаштаи ғуломонаи *худро* (ки он вақт помещикони дворянин ба қасди бугӣ кардани озодии Венгрия, Польша, Эрон, Хитой мужикҳоро ба ҷанг мебурданд) ва ҳозираи ғуломонаи худро, ки ҳамон помещикон бо ёрии капиталистон Польша ва Украинаро бугӣ карданӣ, ҳаракати демократиро дар Эрон ва дар Хитой пахш карданӣ, шайкаи ба шаъни миллии великорусии мо нанговари Романовҳо, Бобринскийҳо, Пуришкевичҳоро қувватнок карданӣ шуда, моро ба ҷанг мебаранд, *махсусан* бад мебинем. Агар кас ғулом зоида шуда бошад, ин гуноҳи вай нест; аммо ғуломе, ки на фақат аз майли озод кардани худ даст мекашад, балки ғуломии худро ҳақ медонад ва обуранг медиҳад (масалан, бугӣ карда шудани Польша, Украина ва ҳоказоро «муҳофизаи ватани» великороссҳо меномад), ин гуна ғулом косалес ва разил аст, ки нисбат ба худ ҳисси қонунии қаҳру ғазаб ва нафрат пайдо мекунонад.

«Халқе, ки ба халқҳои дигар зулм кунад, озод буда наметавонад»[43], ҳамин тавр мегуфтанд бузургтарин намояндагони демократияи собитқадами асри XIX, Маркс ва Энгельс, ки муаллимони пролетариати революционӣ шудаанд. Мо, коргарони великорус ҳам, ки диламон аз ҳисси ифтихори миллӣ пур аст, дар ҳар сурате ки бошад, Великороссияи озод ва мустақил, соҳибихтиёр, демократӣ, республикавӣ ва сарбаландро мехоҳем, ки муносибаташро ба ҳамсояҳои худ на ин ки дар асоси принципи шаъни миллати бузургро пастзанандаи крепостнои имтиёзҳо, балки дар асоси принципи инсонии баробарӣ созад. Маҳз барои он ки мо ҳамин тавр Великороссияро мехоҳем, мо мегӯем: дар асри XX, дар Европа (агарчи дар Европаи шарқидурӣ бошад ҳам) ба ғайр аз бо ҳама воситаҳои революционӣ мубориза кардан ба муқобили монархия, помещикон ва капиталистони ватани *худ*, яъне ба муқобили *бадтарин* душманони ватани мо, бо роҳи дигаре «ватанро муҳофиза кардан» мумкин нест; — барои великороссҳо, ғайр аз он ки хоҳони дар ҳар чи гуна ҷанг шикаст хӯрдани царизм бошанд, бо роҳи дигаре «ватанро муҳофиза кардан» мумкин нест, ки ин шикаст барои $^{9}/_{10}$ аҳолии Великороссия камтарин офат аст, зеро царизм ба ин $^{9}/_{10}$ аҳолӣ на фақат бо роҳи иқтисодӣ ва сиёсӣ зулм мекунад, балки онро ба зулм кардан дар ҳаққи халқҳои бегона омӯхта кунонда, ба рӯпӯш кардани нанги худ бо ҷумлапардозиҳои риёкоронаи гӯё ватандӯстона омӯхта кунонда, бо ҳамин онро вайрон мекунад, хор мекунад, бадном ва беномус мекунад.

Эҳтимол дорад, ба мо эрод гирифта гӯянд, ки ба ғайр аз царизм ва дар зери қаноти он қувваи дигари таърихӣ, яъне капитализми великорус ба вуҷуд омада ва мустаҳкам шудааст, ки вилоятҳои бузургро аз ҷиҳати иқтисодӣ марказият дода ва бо ҳам якҷоя намуда, бо ҳамин кори прогрессивие мекунад. Аммо ин гуна эрод социалистоншовинистони моро сафед накарда, балки боз ҳам бештар гунаҳкор мекунад, ки онҳоро социалистони подшоҳӣ-пуришкевичӣ номидан лозим буд (чунон ки Маркс лассальчиёнро социалистони королӣ-пруссӣ номида буд)[44]. Ҳатто фарз кунем, ки таърих масъаларо ба нафъи капитализми великорусии бузургдавлат бар муқобили саду як миллати майда ҳал хоҳад кард. Ин номумкин нест, зеро тамоми таърихи капитал таърихи ҷабру зулм ва ғоратгарӣ, хунрезӣ ва касофат мебошад. Мо ҳам асло тарафдори ҳатман майда будани миллатҳо нестем; мо бешубҳа, *дар шароитҳои дигари баробар*, тарафдори марказиятьёбӣ ва муқобили идеали мещанини муносибатҳои федеративӣ мебошем. Лекин ҳатто дар ҳамин маврид ҳам, аввалан, ба Романов—Бобринский—Пуришкевич дар бугӣ кардани

Украина ва ҳоказо мадад кардан кори мо нест, кори демократҳо нест (мо ҳоло дар бораи социалистҳо гап намезанем). Бисмарк ба таври худ, ба таври юнкерӣ, кори прогрессивии таърихие карда буд, аммо он «марксисте», ки дар ҳамин асос ба Бисмарк мадад расондани социалистонро ба дурустӣ баровардани мешуд, аҷаб «марксисте» мебуд! Илова бар ин Бисмарк немисҳои парокандаро, ки ба онҳо халқҳои дигар зулм мекарданд, муттаҳид кунонда, ба тараққии иқтисодӣ мадад мекард. Равнақи иқтисодӣ ва тараққии тези Великороссия бошад, талаб мекунад, ки мамлакат аз зулму ситами великороссҳо дар ҳаққи халқҳои дигар озод карда шавад — ин фарқро мухлисони қариб — Бисмаркҳои ҳақиқии русии мо фаромӯш мекунанд.

Сониян, агар таърих масъаларо ба нафъи капитализми великорусии бузургдавлатӣ ҳал кунад, пас аз ин ҷо чунин хулоса мебарояд, ки роли *социалистии* пролетариати великорус, ҳамчун ҳаракатдиҳандаи асосии революцияи коммунистӣ, ки ин революцияро капитализм тавлид мекунад, боз ҳам бузургтар мешавад. Барои революцияи пролетариат бошад, коргаронро муддати дуру дароз дар рӯҳи баробарӣ ва бародарии миллии *комилтарин* тарбия кардан зарур аст. Бинобар ин, аз нуқтаи назари манфиатҳои маҳз пролетариати великорус, тарбияи дуру дарози омма дар маънои аз ҳама қатъитар, босуботтар, ҷасуронатар, революционитар муҳофиза кардани баробарҳуқуқии комил ва ҳуқуқи худмуайянкунии ҳамаи миллатҳои дар зери зулми великорусҳо будагӣ зарур аст. Манфиати ифтихори миллии (на ба таври навкорона фаҳмидашудаи) великороссҳо бо манфиати *социалистии* пролетарҳои великорус (ва ҳамаи дигар пролетарҳо) мувофиқ меояд. Барои мо Маркс намунаи ибрат шуда мемонад, ки даҳҳо сол дар Англия зиндагӣ карда, ниманглис шуда буд ва ба манфиати ҳаракати социалистии коргарони англис озодӣ ва истиқлолияти миллии Ирландияро талаб мекард.

Шовинистони ношуди социалистии мо, Плеханов ва дигарон бошанд, дар он мавриди охирин ва эҳтимолие, ки мо аз назар гузарондем, на фақат хоинони ватани худ, хоинони Великороссияи озод ва демократӣ, балки низ хоинони бародарии пролетарии ҳамаи халқҳои Россия, яъне хоинони кори социализм шуда мебароянд.

*«Социал-Демократ» № 35,*
*12 декабри с. 1914*

*Аз рӯи матни Асарҳои В. И. Ленин, нашри тоҷикӣ, ҷилди 21, саҳ. 95—99 чоп мешавад*

# ЭЗОҲОТ

[1] Мақолаи *«Мулоҳизаҳои танқидӣ оид ба масъалаи миллӣ»* аз тарафи Ленин дар октябрь — декабри соли 1913 навишта ва худи ҳамон сол дар №№ 10, 11 ва 12 журнали легалии большевикӣ «Просвещение» чоп шудааст.

Пеш аз навиштани ин мақола Ленин оид ба масъалаи миллӣ рефератҳо навиштааст, ки онҳоро вай тобистони соли 1913 дар як қатор шаҳрҳои Швейцария — Цюрих, Женева, Лозанна ва Берн хондааст.

Тирамоҳи соли 1913 дар маҷлиси машваратии КМ РСДРП бо кормандони партиявӣ дар Поронино Ленин оид ба масъалаи миллӣ батафсил маърӯза кард. Аз рӯи маърӯзаи Ленин резолюцияи аз тарафи вай навишташуда қабул карда шуд. Баъди ба охир расидани маҷлиси машваратӣ Ленин ба навиштани мақолаи «Мулоҳизаҳои танқидӣ оид ба масъалаи миллӣ» шурӯъ кард. — *3*

[2] *«Цайт»* («Замон») — газетаи ҳарҳафтаина, органи Бунд, дар Петербург аз 20 декабри соли 1912 (2 январи соли 1913) то 5 (18) май соли 1914 ба забони яҳудӣ нашр мешуд. — *3.*

[3] *«Дзвін»* («Зангӯла») — журнали ҳармоҳаи легалии миллатчигии равияи меньшевикӣ; аз январи соли 1913 то нимаи соли 1914 дар Киев ба забони украинӣ нашр мешуд. Ҳамагӣ 18 шумора баромад. Дар журнал инҳо иштирок доштанд: В. Винниченко, Л. Юркевич (Рыбалка), С. Петлюра, Г. Алексинский, П. Аксельрод, Л. Троцкий ва дигарон. Баъди сар шудани ҷанги якуми империалистии ҷаҳон журнал дигар набаромад. — *3.*

[4] *«Русское Слово»* («Каломи Рус») — газетаи ҳаррӯза; дар Москва аз соли 1895 мебаромад (шумораи якуми намунавиаш дар соли 1894 баромад); аз тарафи И. Д. Сытин нашр карда мешуд. Газета расман бепартиявӣ буд, вай манфиатҳои буржуазияи русро аз мавқеи мӯътадили либералӣ ҳимоя мекард. Дар газета ахборот бисьёр чоп мешуд. Ин дар Россия нахустин газетае буд, ки мухбирони худро ба ҳамаи шаҳрҳои калони мамлакат ва ба бисьёр пойтахтҳои ҷаҳон фиристода буд.

Дар ноябри соли 1917 барои дарҷ кардани хабарҳои тӯҳматомези зиддисоветӣ газета баста шуд. Аз январи соли 1918 газета якчанд муддат бо номи «Новое Слово» ва «Наше Слово» мебаромад, дар июли соли 1918 тамоман баста шуд. — *4.*

[5] *Бунд* («Иттифоқи умумии коргарони яҳудӣ дар Литва, Польша ва Россия») дар соли 1897 дар съезди муассисони гурӯҳҳои социал-демократии яҳудиён дар Вильно ташкил ёфта буд; бештар унсурони нимпролетарии ҳунармандони яҳудии вилоятҳои ғарбии Россияро муттаҳид мекард. Дар съезди I РСДРП (1898) Бунд ба ҳайати РСДРП «ҳамчун ташкилоти автономие дохил шуд, ки танҳо дар масъалаҳои махсусан ба пролетариати яҳудӣ дахл доштагӣ мустақил мебошад» («КПСС дар резолюцияҳо ва қарорҳои съездҳо, конференцияҳо ва пленумҳои КМ), ч. I, 1974, саҳ. 16).

Бунд паҳнкунандаи миллатчигӣ ва сепаратизм дар ҳаракати коргарии Россия буд. Дар апрели соли 1901 съезди IV Бунд қарор дод муносибатҳои ташкилотиро бо РСДРП, ки съезди I РСДРП муқаррар карда буд, тағьир диҳад. Съезд дар резолюцияи худ изҳор намуд, ки вай РСДРП-ро иттиҳодияи федеративии ташкилотҳои миллӣ ҳисоб мекунад ва Бунд бояд ба он ҳамчун қисми федеративӣ дохил гардад.

Дар съезди II РСДРП, баъд аз он ки талаби Бунд дар хусуси намояндаи ягонаи пролетариати яҳудиён дониста шудани он рад карда шуд, Бунд аз партия баромад. Дар соли 1906 дар асоси қарори съезди IV (муттаҳидкунандаи) партия Бунд боз ба ҳайати РСДРП дохил шуд.

Бундчиён дар дохили РСДРП доимо қаноти оппортунистии партия («иқтисодчиён, меньшевикҳо, ликвидаторон)-ро тарафдорӣ мекарданд, ба муқобили большевикон ва большевизм мубориза мебурданд. Бунд ба талаби программавии большевикон — ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо — талаби автономияи маданӣ-миллиро муқобил мегузошт. Дар солҳои реакцияи столыпинӣ ва авҷи нави революция Бунд мавқеи ликвидаториро ишғол мекард; дар кори ташкил намудани блоки зиддипартиявии Августи фаъолона иштирок дошт. Дар даврави ҷанги якуми ҷаҳонӣ (1914—1918) бундчиён дар мавқеъҳои социал-шовинизм меистоданд. Дар соли 1917 Бунд ба Ҳукумати муваққатии буржуазӣ тарафдорӣ мекард, дар тарафи душманони Революцияи Социалистии Октябрь мубориза мебурд. Дар солҳои интервенцияи ҳарбии хориҷӣ ва ҷанги гражданӣ роҳбарони Бунд ба қувваҳои контрреволюция ҳамроҳ шуданд. Дар айни замон дар байни аъзоёни оддии Бунд ба манфиати ҳамкорӣ бо Ҳокимияти Советӣ дигаргунӣ ба амал омад. Дар моҳи марти соли 1921 Бунд худашро барҳам дод, як қисми аъзоёни вай дар асосҳои умумӣ ба РКП(б) қабул карда шуданд. — *8.*

[6] Съезди Партияи социал-демократии Австрия, ки дар шаҳри Брюнн (Австрия) аз 24 то 29 сентябри соли 1899 (бо тақвими нав) шуда гузашт, дар назар дошта мешавад. Масъалаи марказии рӯзномаи съезд масъалаи миллӣ буд. Дар съезд ду резолюция пешниҳод карда шуд, ки ақидаҳои гуногунро ифода менамуданд: 1) резолюцияи КМ партия умуман автономияи территориявии миллатҳоро ҳимоя мекард ва 2) резолюцияи комитети Партияи социал-демократии славянҳои ҷанубӣ, ки автономияи маданӣ-миллии экстерриториявиро ҳимоя менамуд.

Съезд программаи автономияи маданӣ-миллиро бо як овоз рад кард ва резолюцияи компромиссиро, ки автономияи миллиро дар ҳудуди давлати Австрия эътироф менамуд, қабул кард (ниг. мақолаи В. И. Ленин «Оид ба таърихи программаи миллӣ дар Австрия ва дар Россия». Асарҳо, нашри 4, ҷилди 20, саҳ. 90—92).

Ленин қайд мекунад, ки дар съезд ба муқобили программаи автономияи маданӣ-миллӣ ду далел оварда шуда буданд: далели якум — ин программа боиси қувват гирифтани клерикализм мегардид ва далели дуюм — «натиҷаи ҳамин программа аз он иборат мешуд, ки шовинизм абадӣ кунонда мешуд, шовинизм ба ҳар общинаи хурд, ба ҳар гурӯҳи хурд паҳн карда мешуд» — протоколҳои расмии съезди Брюнн иқтибос оварда шудаанд, саҳ. 92—22.

[7] *СЕРП* — Партияи коргарии социалистии яҳудӣ — ташкилоти майдабуржуазии миллатчигӣ; дар соли 1906 таъсис ёфтааст. Дар асоси программаи СЕРП талаби автономияи миллии яҳудиён — ташкил кардани парламентҳои (сеймҳои) экстерриториявии яҳудиён, ки барои ҳал намудани масъалаҳои сохти сиёсии яҳудиён дар Россия ваколатдор бошанд, гузошта шуда буд. СЕРП ба эсерҳо наздик буд ва бо ҳамроҳии онҳо ба муқобили РСДРП мубориза мебурд. — *22.*

[8] *ППС* — Партияи социалистии Польша (Polsko Partia Soc-



jalistyczna) — партияи ислоҳотчигии миллатчигӣ, ки соли 1892 ташкил ёфтааст. ППС бо роҳбарии Пилсудский ва тарафдорони вай дар зери шиори мубориза барои истиқлолияти Польша баромад карда, дар байни коргарони поляк пропагандаи сепаратистӣ, миллатчигӣ мебурд ва кӯшиш мекард, ки диққати онҳоро аз муборизаи якҷоя бо ҳамроҳии коргарони рус ба муқобили мутлақият ва капитализм ба тарафи дигар ҷалб кунад. Дар давоми тамоми таърихи ППС зери таъсири коргарони оддӣ дар дохили партия гурӯҳҳои чап пайдо мешуданд. Баъзеи онҳо соиитар ба қаноти революционии ҳаракати коргарии Польша ҳамроҳ шуданд.

Дар соли 1906 ППС ба гурӯҳи «чапи» ППС ва ба қаноти ростии шовинистии ба ном гурӯҳи «рости» ППС («фракцияи революционӣ») ҷудо шуд. Гурӯҳи «чапи» ППС дар зери таъсири партияи большевикон ва инчунин дар зери таъсири Социал-демократияи Королии Польша ва Литва (СДКПваЛ) тадриҷан ба мавқеи собитқадамонаи революционӣ мегузашт.

Дар солҳои ҷанги якуми ҷаҳонӣ қисми зиёди гурӯҳи «чапи» ППС мавқеи интернационалистиро ишғол кард; декабри соли 1918 вай бо СДКПваЛ муттаҳид гашт. Партияҳои муттаҳидгашта Партияи коммунистии коргарии Польшаро ташкил карданд (Партияи коммунистии Польша то с. 1925 ҳамин тавр номида мешуд).

ППС-и рост дар вақти ҷанги якуми ҷаҳонӣ сиёсати миллатчигӣ-шовинистиро давом дод; вай дар хоки Галиция легионҳои полякро ташкил намуд, ки онҳо дар тарафи империализми Австрияю Германия ҷанг мекарданд. Баъди ташкил карда шудани давлати буржуазии Польша ППС-и рост дар соли 1919 бо қисмҳои дар хоки Польша воқеъбудаи ППС, ки пештар аз тарафи Германия ва Австрия истило карда шуда буд, муттаҳид гардид ва аз сари нав номи ППС-ро гирифт. Вай дар сари ҳукумат истода, барои ба дасти буржуазияи Польша гузаштани ҳокимият ёрӣ мерасонд, мунтазам пропагандаи зиддикоммунистӣ мебурд, сиёсати таҷовузкориро ба муқобили Мамлакати Советӣ, сиёсати забт ва мазлум кардани Украинаи Ғарбӣ ва Белоруссияи Ғарбиро дастгирӣ менамуд. Баъзе гурӯҳҳо дар ППС, ки бо ин сиёсат розӣ набуданд, ба Партияи коммунистии Польша ҳамроҳ мешуданд.

Баъд аз табаддулоти фашистии Пилсудский (моҳи май соли 1926) ППС расман дар оппозицияи парламентӣ буда, вале дар амал бар зидди тартиботи фашистӣ муборизаи фаъолона намебурд ва пропагандаи зиддикоммунистӣ ва зиддисоветиро давом медод. Унсурони чапи ППС дар ин солҳо бо коммунистони поляк ҳамкорӣ намуда, дар як қатор маъракаҳо тактикаи фронти ягонаро тарафдорӣ мекарданд.

Дар вақти ҷанги дуюми ҷаҳонӣ ППС боз ба ду қисм ҷудо шуд. Қисми реакционӣ, шовинистии он, ки «Wolnosć, Rownosć, Niepodległosć» («Озодӣ, Баробарӣ, Истиқлолият») ном дошт, дар ҳайати «ҳукумати реакционии муҳоҷирони поляк дар Лондон иштирок менамуд. Қисми дигар, қисми чапи ППС, ки худро «Партияи коргарии социалистии Польша» (РППС) номид, дар зери таъсири Партияи коргарии Польша (ППР), ки дар соли 1942 ташкил шуда буд, ба фронти халқии муборизаи зидди истилогарони фашистӣ ҳамроҳ шуд, барои аз асорати фашистӣ озод намудани Польша мубориза бурд ва ба мавқеи барқарор намудани алоқаҳои дӯстӣ бо СССР гузашт.

Дар соли 1944, баъд аз озод карда шудани қисми шарқии Польша аз истилои немисҳо ва ташкил ёфтани Комитети озод-

кунии миллии Польша, РППС аз сари нав номи ППС-ро гирифт ва бо ҳамроҳии ППР дар сохтмони Польшаи халқӣ-демократӣ иштирок намуд. Дар моҳи декабри соли 1948 ППР ва ППС муттаҳид гаштанд ва Партияи муттаҳидаи коргарии Польша (ПОРП)-ро ташкил карданд. — *24.*

[9] Ленин «Марксизм ва масъалаи миллӣ» ном мақолаи И. В. Сталинро, ки соли 1913 дар журнали легалии большевикии «Просвещение» №№ 3, 4 ва 5 бо номи «Масъалаи миллӣ ва социал-демократия» чоп шуда буд, дар назар дорад. Дар боби чоруми асари Сталин матни программаи миллӣ, ки дар съезди дар Брюнн барпогаштаи Партияи социал-демократии Австрия қабул шуда буд, оварда шудааст (ниг. И. В. Сталин. Асарҳо, ҷилди 2, с. 1948, саҳ. 372—373). — *26.*

[10] Маълумотҳои овардашударо Ленин аз маҷмӯаи статистикии зерин гирифтааст: «Барӯйхатгирии якрӯзаи мактабҳои ибтидоии империя, ки 18 январи соли 1911 гузаронда шудааст. Китоби 1, қисми 2-юм. Округи таълимии С.-Петербург. Губернияҳои: Архангельск. Вологда, Новгород. Олонец, Псков ва С.-Петербург». — С.-Петербург. 1913, саҳ. 72. — *31.*

[11] «Przeglad Socjaldemokratyczn» («Обзори Социал-демократӣ») — журнал аз тарафи социал-демократҳои Польша бо иштироки наздиктарини Р. Люксембург дар Краков аз соли 1902 то соли 1904 ва аз соли 1908 то соли 1910 нашр карда мешуд. — *33.*

[12] *«Вестник Европы»* («Ахборномаи Европа») — журнали ҳармоҳаи таърихӣ-сиёсӣ ва адабии равияи буржуазӣ-либералӣ; дар Петербург аз соли 1866 то соли 1918 мебаромад. Дар журнал мақолаҳое чоп мешуданд, ки ба муқобили марксистони революционӣ нигаронида шуда буданд. — *37.*

[13] Дар ин ҷо Ленин аз хусуси асари «Дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо», ки дар фикри навиштани он буд, сухан меронад. Асар дар февраль — маи соли 1914 таълиф шуда ва дар апрель — июнь дар журнали «Просвещение» №№ 4, 5 ва 6 чоп шудааст (ниг. Асарҳо, нашри 4, ҷилди 20, саҳ. 419—487). — *39.*

[14] «Die Neue Zeit» («Замони Нав») — журнали назариявии Партияи социал-демократии Германия; дар Штутгарт аз соли 1883 то соли 1923 мебаромад. То октябри соли 1917 аз тарафи К. Каутский. баъд аз тарафи Г. Кунов таҳрир карда мешуд. Дар «Die Neue Zeit» нахустин бор баъзе асарҳои асосгузорони марксизм: «Танқиди программаи Гота»-и К. Маркс. «Доир ба танқиди лоиҳаи программаи социал-демократии соли 1891»-и Ф. Энгельс ва ғайра чоп шуданд. Энгельс бо маслиҳатҳои худ ба редакцияи журнал кӯмак мерасонд ва аксар вақт вайро барои аз марксизм дуррафтиҳояш танқид мекард. Дар «Die Neue Zeit» ходимони намоёни ҳаракати коргарии Германия ва байналхалқии охири асри XIX — ибтидои асри XX: А. Бебель. В. Либкнехт, Р. Люксембург, Ф. Меринг, К. Цеткин, Г. В. Плеханов, П. Лафарг ва дигарон ҳамкорӣ менамуданд. Аз нимаи дуюми солҳои 90-ум, пас аз вафоти Ф. Энгельс дар журнал мунтазам мақолаҳои ревизионистҳо, аз он ҷумла як силсила мақолаҳои Э. Бернштейн «Проблемаҳои социализм», ки юриши ревизионистонро ба муқобили марксизм сар кард, чоп шудан гирифтанд. Дар солҳои ҷанги якуми ҷаҳонӣ журнал мавқеи центристиро ишғол намуда, аслан социал-шовинистонро ҳимоя мекард. — *42.*

[15] *«Научная Мысль»* («Афкори илмӣ») — журнали равияи меньшевикӣ; дар Рига дар соли 1908 нашр мешуд. — *42.*



[16] Ниг. К. Маркс. «Капитал», ҷ. 1, (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 23, саҳ. 744). — *44.*

[17] Ниг. қайди 11. — *50.*

[18] Ниг. қайди 6. — *55.*

[19] Сухан дар бораи *Съезди дуюми умумиукраинии студентон*, ки дар Львов 19—22 июни (2—5 июли) соли 1913 барпо гардида буд, меравад; съезд бо тантанаҳо ба шарафи ҷашни навиасолагии бузурги украин, олим, арбоби ҷамъиятӣ ва демократ-революционӣ Иван Франко дар як вақт гузаронда шуд. Дар кори съезд намояндагони студентони украинии Россия низ иштирок доштанд. Дар съезд социал-демократ украин Донцов бо маърӯзаи «Ҷавонони Украина ва аҳволи ҳозираи миллат» баромад кард, ки шиори Украинаи «мустақил»-ро ҳимоя мекард. — *64.*

[20] *«Шляхи»* («Роҳҳо») — органи Иттифоқи студентони Украина, ки равияи миллатчигӣ дошт; дар Львов аз апрели соли 1913 то марти соли 1914 мебаромад. — *64.*

[21] *«Земщина»* — газетаи ҳаррӯзаи сиёҳгурӯҳӣ; дар Петербург аз июни соли 1909 то феврали соли 1917 мебаромад; органи депутатҳои ниҳоят рости Думаи давлатӣ. — *66.*

[22] Ленин ин ифодаро аз «Хонача» ном очерки Г. И. Успенский меоварад. — *67.*

[23] Ленин ин ифодаро аз мазҳакаи А. С. Грибоедов «Дод аз дасти ақл» меоварад. — *71.*

[24] *«Напшуд»* — «Naprzód» («Ба пеш») — газета, органи марказии партияи социал-демократии Галиция ва Силезия; дар Краков аз с. 1892 мебаромад. Газета ифодакунандаи идеологияи майдабуржуазӣ, миллатчигӣ буд. Ленин ба «Напшуд», «органи бисьёр бад буда, асло органи марксистӣ нест» гуфта баҳо додааст.—*74.*

[25] Ленин шӯриши миллӣ-озодихоҳонаи солҳои 1863—1864-уми Польшаро, ки ба муқобили ҷабру зулми мутлақияти подшоҳӣ равона шуда буд, дар назар дорад. Аскаргирии махсус, ки ҳукумати подшоҳӣ ва доираҳои ҳукмрони Польша бо мақсади аз шаҳрҳо дур кардани ҷавонони рӯҳияи революционидошта гузарониданӣ буданд, сабаби бевоситаи шӯриш гардид. Даставвал ба шӯриш Комитети марказии миллӣ, ки аз тарафи партияи майдашляхтаи «сурхҳо» дар соли 1862 ташкил дода шуда буд, роҳбарӣ мекард. Программаи он, ки талаби истиқлолияти миллии Польша, баробарҳуқуқии ҳамаи мардони мамлакат қатъи назар аз дину насабашон; бе заминпулӣ ба тасарруфи пурраи деҳқонон додани заминҳое, ки онҳо киштукор мекунанд, бекор кардани барщина; аз ҳисоби маблағи давлат подоши додан ба помещикон барои замин ва ғайраро дар бар мегирифт, табақаҳои гуногунтарини аҳолии Польша: ҳунармандон, коргарон, студентон, интеллигенцияи шляхтагӣ, як қисми деҳқонон ва рӯҳониёнро ба тарафи шӯриш кашид.

Дар рафти шӯриш унсуроне, ки дар атрофи партияи «сафедҳо» (партияи аристократияи калони заминдор ва буржуазияи калон) муттаҳид гашта буданд, ба он ҳамроҳ шуданд; онҳо шӯришро ба манфиати худ истифода карданӣ ва бо ёрии Англия ва Франция бо ҳукумати подшоҳӣ созиши фоидаовар бастанӣ мешуданд.

Демократияи революционии Россия ба шӯришчиён бо хайрхоҳии зиёд муносибат мекард. Аъзоёни ҷамъияти махфии «Замин ва озодӣ», ки бо Н. Г. Чернышевский алоқа дошт, барои ба онҳо аз ҳар ҷиҳат мадад расондан кӯшиш мекарданд. Комитети

марказии «Замин ва озодӣ» хитобномаи «Ба офицерону солдатҳои рус»-ро баровард, ки он дар байни қӯшунҳои барои пахш кардани шӯришчиён фиристодашуда паҳн карда шуд. А. И. Герцен ва Н. П. Огарёв дар «Колокол» чандин мақолаҳоро бахшида ба муборизаи халқи поляк дарҷ намуданд, ба шӯришчиён ёрии моддӣ мерасониданд.

Дар натиҷаи нособитқадам будани партияи «сурхҳо», ки ташаббуси революциониро аз даст дода буд, роҳбарии шӯриш ба дасти партияи «сафедҳо» гузашт, ки вай ба шӯриш хиёнат кард. Дар тобистони соли 1864 шӯриш аз тарафи қӯшунҳои подшоҳ бераҳмона пахш карда шуд.

К. Маркс ва Ф. Энгельс ба шӯриши солҳои 1863—1864-уми Польша ҳамчун воқеаи прогрессивӣ баҳо медоданд ва ба он бо хайрхоҳии зиёде муносибат мекарданд, ба халқи поляк дар муборизаи вай барои озодии миллӣ ғалаба металабиданд. Маркс аз номи муҳоҷирони дар Лондон будаи немис дар бораи мадад расондан ба полякҳо хитобнома навишт. — *83.*

[26] Ленин ёддоштҳои В. Либкнехтро дар бораи К. Маркс дар назар дорад (ниг. маҷмӯаи «Ёддоштҳо дар бораи Маркс», 1956, саҳ. 92). — *85.*

[27] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 32, саҳ. 430.— *85.*

[28] К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, нашри 2, ҷ. 27, саҳ. 240—242.—*86.*

[29] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 31, саҳ. 13, 187, 192—193. — *87.*

[30] *«Таймс»* — «The Times» («Замон») — газетаи ҳаррӯза, ки дар соли 1785 дар Лондон таъсис дода шуда буд; яке аз газетаҳои калони консервативии буржуазияи Англия.—*88.*

[31] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 31, саҳ. 256.—*88.*

[32] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 31, саҳ. 318, 338, 348—349. — *88.*

[33] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 32, саҳ. 168, 304, 295. — *89.*

[34] К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 32, саҳ. 316. — *90.*

[35] *«Нью-Йоркская Трибуна»* «The New-York Daily Tribune» («Минбари Нью-Йорк») — газетаи америкоӣ, ки аз соли 1841 то соли 1924 нашр мешуд. Газета то нимаҳои солҳои 50-ум органи қаноти чапи вигҳои Америка, сонӣ органи партияи республикавӣ буд. Аз августи соли 1851 то марти соли 1862 дар газета К. Маркс ҳамкорӣ мекард. Бо хоҳиши К. Маркс бисьёр мақолаҳоро барои он Ф. Энгельс навиштааст. Дар даврони реакцияи дар Европа паҳншуда К. Маркс ва Ф. Энгельс газетаи хеле маъмули дар он давра тараққипарварро барои бо материалҳои конкретӣ фош кардани иллатҳои ҷамъияти капиталистӣ истифода мебурданд. Дар вақти ҷанги гражданӣ дар Америка ҳамкории К. Маркс дар газета қатъ гардид. Дар тарки алоқаи Маркс бо «The New-York Daily Tribune» ҳамин ҳолат роли калоне бозид, ки дар редакция тарафдорони созиш бо ғуломдорон пурзӯр шуданд ва газета аз мавқеъҳои прогрессивӣ дур шуд. Баъдҳо равияи газета тарафи росттар шуд. — *90.*

[36] К. Маркс ва Ф. Энгльс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 32, саҳ. 337—338. — *90.*

[37] Ленин мақолаи Г. В. Плеханов «Лоиҳаи программаи Пар-



тияи социал-демократии Россия»-ро, ки соли 1902 дар № 4 «Заря» чоп шуда буд, иқтибос меоварад.

*«Заря»* («Шафақ») — журнали марксистии илмӣ-сиёсӣ; дар солҳои 1901—1902 дар Штутгарт аз тарафи редакцияи «Искра» ба таври легалӣ нашр карда мешуд. Ҳамагӣ чор шумораи (се китоби) «Заря» баромад: № 1 — дар апрели соли 1901 (аслан 23 марти тақвими нав баромад), № 2—3 — дар декабри соли 1901, № 4 — дар августи соли 1902. Вазифаҳои журнал дар «Лоиҳаи баёноти редакцияи «Искра» ва «Заря», ки В. И. Ленин дар Россия навиштааст, муайян карда шуда буданд (ниг. Асарҳо, нашри 4, ҷилди 4, саҳ. 325—336). Соли 1902 дар вақти дар дохили редакцияи «Искра» ва «Заря» ба миён омадани ихтилоф ва низоъ Плеханов лоиҳаи аз газета ҷудо кардани журналро пешниҳод намуд (то ин ки таҳрири «Заря» дар зиммаи вай монад), аммо ин таклиф қабул карда нашуд ва редакцияи ин органҳо ҳама вақт умумӣ монданд гирифт.

Журнали «Заря» ревизионизми байналхалқӣ ва русро ба зери танқид гирифта, асосҳои назариявии марксизмро ҳимоя мекард. Дар «Заря» асарҳои зерини Ленин: «Қайдҳои тасодуфӣ», «Таъқибкунандагони земство ва Аннибалҳои либерализм», «Ҷанобон «танқидчиён» дар масъалаи аграрӣ» (чор боби аввали асари «Масъалаи аграрӣ ва «танқидчиёни Маркс»), «Обзори дохилӣ», «Программаи аграрии социал-демократияи рус», инчунин асарҳои зерини Г. В. Плеханов: «Танқиди танқидчиёни мо. Қ. I. Ҷаноби П. Струве дар роли танқидкунандаи назарияи тараққии социалии Маркс», «Cant ба муқобили Кант ё худ васиятномаи ҷаноби Бернштейн» ва дигарҳо чоп шуданд. — *94.*

[38] Ифода аз очеркҳои М. Е. Салтыков-Щедрин «Дар хориҷа» гирифта шудааст. — *100.*

[39] В. И. Ленин ин ифодаро аз асари Н. Г. Помяловский «Очеркҳои бурса» меоварад. — *100.*

[40] Ленин суханони суруди солдатии Севастопольро дар бораи ҳарбу зарб дар дарьёи Чёрная 4 августи соли 1855 дар вақти ҷанги Қрим меоварад. Муаллифи суруд Л. Н. Толстой буд. — *103.*

[41] *Шӯрои дворянинҳои муттаҳид* — ташкилоти контрреволюционии помещикони крепостник, ки дар моҳи маи соли 1906 дар съезди якуми вакилони ҷамъиятҳои губерниягии дворянинҳо ба расмият даромад ва то моҳи октябри соли 1917 вуҷуд дошт. Ҳимояи сохти мутлақа, заминдории калони помещикӣ ва имтиёзҳои дворянинҳо мақсади асосии ин ташкилот буд. Ба Шӯрои дворянинҳои муттаҳид граф А. А. Бобринский, князь Н. Ф. Касаткин-Ростовский, граф Д. А. Олсуфьев, В. М. Пуришкевич ва дигарон роҳбарӣ мекарданд. Ленин Шӯрои дворянинҳои муттаҳидро «шӯрои крепостникҳои муттаҳид» номида буд. Шӯрои дворянинҳои муттаҳид дар асл ба органи нимҳукуматие табдил ёфт, ки ба ҳукумат тадбирҳои қонунгузории ҳимояқунандаи манфиатҳои крепостникҳоро амр мекард. Бисьёр аъзоёни Шӯрои дворянинҳои муттаҳид ба Шӯрои давлатӣ ва ба марказҳои роҳбарикунандаи ташкилотҳои сиёҳгурӯҳӣ дохил буданд. — *110.*

[42] В. И. Ленин аз романи Н. Г. Чернышевский «Ибтидо» иқтибос меоварад (Н. Г. Чернышевский. Куллиёт, ҷ. 13, с. 197).— *110.*

[43] Ф. Энгельс. «Адабиёти муҳоҷирӣ» (ниг. К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, нашри 2, ҷ. 18, саҳ. 509).—*111.*

[44] Ниг. К. Маркс ва Ф. Энгельс. Мактубҳои мунтахаб. 1953, саҳ. 166. — *112.*

МУНДАРИҶА